الجزء ١٩ الحزب ٣٧

۞ وَقَالَ ٱلَّذِينَ لَا يَرْجُونَ لِقَآءَنَا لَوْلَآ أُنزِلَ عَلَيْنَا ٱلْمَلَٰٓئِكَةُ
أَوْ نَرَىٰ رَبَّنَا ۗ لَقَدِ ٱسْتَكْبَرُوا۟ فِىٓ أَنفُسِهِمْ وَعَتَوْ عُتُوًّا كَبِيرًا
٢١ يَوْمَ يَرَوْنَ ٱلْمَلَٰٓئِكَةَ لَا بُشْرَىٰ يَوْمَئِذٍ لِّلْمُجْرِمِينَ وَيَقُولُونَ
حِجْرًا مَّحْجُورًا ٢٢ وَقَدِمْنَآ إِلَىٰ مَا عَمِلُوا۟ مِنْ عَمَلٍ فَجَعَلْنَٰهُ
هَبَآءً مَّنثُورًا ٢٣ أَصْحَٰبُ ٱلْجَنَّةِ يَوْمَئِذٍ خَيْرٌ مُّسْتَقَرًّا
وَأَحْسَنُ مَقِيلًا ٢٤ وَيَوْمَ تَشَقَّقُ ٱلسَّمَآءُ بِٱلْغَمَٰمِ وَنُزِّلَ ٱلْمَلَٰٓئِكَةُ
تَنزِيلًا ٢٥ ٱلْمُلْكُ يَوْمَئِذٍ ٱلْحَقُّ لِلرَّحْمَٰنِ ۚ وَكَانَ يَوْمًا عَلَى
ٱلْكَٰفِرِينَ عَسِيرًا ٢٦ وَيَوْمَ يَعَضُّ ٱلظَّالِمُ عَلَىٰ يَدَيْهِ يَقُولُ
يَٰلَيْتَنِى ٱتَّخَذْتُ مَعَ ٱلرَّسُولِ سَبِيلًا ٢٧ يَٰوَيْلَتَىٰ لَيْتَنِى لَمْ
أَتَّخِذْ فُلَانًا خَلِيلًا ٢٨ لَّقَدْ أَضَلَّنِى عَنِ ٱلذِّكْرِ بَعْدَ إِذْ جَآءَنِى ۗ
وَكَانَ ٱلشَّيْطَٰنُ لِلْإِنسَٰنِ خَذُولًا ٢٩ وَقَالَ ٱلرَّسُولُ يَٰرَبِّ
إِنَّ قَوْمِى ٱتَّخَذُوا۟ هَٰذَا ٱلْقُرْءَانَ مَهْجُورًا ٣٠ وَكَذَٰلِكَ
جَعَلْنَا لِكُلِّ نَبِىٍّ عَدُوًّا مِّنَ ٱلْمُجْرِمِينَ ۗ وَكَفَىٰ بِرَبِّكَ هَادِيًا
وَنَصِيرًا ٣١ وَقَالَ ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ لَوْلَا نُزِّلَ عَلَيْهِ ٱلْقُرْءَانُ جُمْلَةً
وَٰحِدَةً ۚ كَذَٰلِكَ لِنُثَبِّتَ بِهِۦ فُؤَادَكَ ۖ وَرَتَّلْنَٰهُ تَرْتِيلًا ٣٢



21 Ва кофирон, ки ба мулоқоти Мо умед надоранд ва аз азобамон намеҳаросанд, мегӯянд: “**Чаро Парвардигор ба мо фариштагонро нафиристод, то ростқавлии ӯро бароямон хабар диҳад, ё чаро Парвардигорамонро ошкор намебинем, то моро аз ин хабардор созад?**” Ҳамоно кибр дар қалби ин ҷамоа то андозае бузург шудааст, ки онҳоро аз имон овардан манъ карда ва бо ин сухани хеш дар куфру саркашӣ аз ҳад гузаштаанд.

22 Рӯзе, ки кофирон ҳангоми марг, дар олами қабр, вақти дубора зиндашавӣ, замони бозпурсӣ, ҳини даромадан ба дӯзах фариштагонро мушоҳида мекунанд, дар ин ҷойҳо барои кофирон башорате нест, бар хилофи мӯъминон, ки ба ҷаннат башорат дода шаванд ва фариштаган ба кофирон мегӯянд: “**Башорат ба ҷаннат бар шумо мутлақо ҳаром аст.**”

23 Ва Мо ба он чи кофирон дар дунё аз амалҳои нек мекарданд, қасд намудем, пас корҳои онҳоро аз сабаби кофир шуданашон дар ботилшавӣ ва беманфиатӣ мисли ғубори пароканда, ки дар рӯшноии аз панҷара воридшавандаи офтоб дида мешавад, гардонидем.

24 Дар он рӯз қароргоҳ ва истироҳатгоҳи мӯъминони аҳли ҷаннат аз қароргоҳ ва истироҳатгоҳи кофирони нозпарвар дар дунё нектар ва беҳтар аст. Ин ба сабаби имон ва амали шоистаи онҳост.

25 Ва эй Паёмбар, рӯзеро ёдовар шав, ки осмон аз абрҳои сафеди тунук бишикофад ва фариштагон ба сабаби бисёрӣ бо теъдоди зиёд ба сӯи маҳшаргоҳ фуруд оварда шаванд.

26 Рӯзи қиёмат подшоҳии ростину собит аз Худованди меҳрубон аст. Ва он рӯз бар кофирон бағоят сахт, аммо барои мӯъминон бисёр осон бошад.

27 Ва эй Паёмбар, ёд кун рӯзеро, ки шахси золим ба сабаби тарки пайравии Паёмбар (с) аз рӯи пушаймонӣ дастонашро газида мегӯяд: “**Эй кош, аз Паёмбар (с) дар он чи аз назди Парвардигораш овард, пайравӣ мекардам ва бо ӯ роҳи наҷотро интихоб менамудам.**”

28 Аз шиддати таассуф дар ҳаққи худ дуои бад карда мегӯяд: “**Эй вой бар ман! Кош ман фалон кофирро дӯст намегирифтам.-**

29 **Ба дурустӣ, ин дӯсти кофир маро аз Қуръон баъд аз он ки ба воситаи Паёмбар (с) ба ман расида буд, гумроҳ гардонид.**” Ва Шайтон инсонро бисёр танҳогузоранда аст. Чун гирифтори мушкилот шавад, Шайтон аз вай безорӣ меҷӯяд ва таркаш мекунад.

30 Ва дар он рӯз Паёмбар аз ҳоли қавмаш бо шикоят мегӯяд: “**Эй Парвардигорам, ҳамоно қавмеам, ки маро ба сӯяшон фиристодӣ, ин Қуръонро тарк карда, аз он рӯй гардониданд.**”

31 Ва эй Паёмбар, он чуноне, ки ту аз ҷониби қавмат озор дидӣ ва онҳо мардумро аз пазируфтани динат манъ карданд, Мо ҳамин гуна барои ҳар паёмбари гузашта аз муҷримони қавмаш душманеро қарор додем. Ва Парвардигорат ҳамчун Ҳидоятгари ҳақиқат ва Мададрасони ту алайҳи душманонат басанда аст.

32 Ва кофирон гуфтанд: “**Чаро ин Қуръон бар Паёмбар якбора нозил карда нашуд? Чаро он бар вай пароканда-пароканда фуруд меояд?**” Эй Паёмбар, ин Қуръонро ҳамин гуна пароканда-пароканда фуруд овардем, то бо ин роҳ қалбатро устувор гардонем ва барои осон шудани ҳифз ва фаҳм онро оҳиста-оҳиста нозил кардем.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Куфр монеи қабулшавии амалҳои нек аст;
2.Дӯсти бад хатарнок мебошад;
3.Тарки Қуръони карим дар дунёву охират зарари зиёд дорад;
4.Баъзе аз ҳикматҳои андак-андак фуруд омадани Қуръон он аст, ки қалби Паёмбар (с) устувор гардад, ҳифзу фаҳм ва бо он амал кардан осон шавад.

وَلَا يَأْتُونَكَ بِمَثَلٍ إِلَّا جِئْنَٰكَ بِٱلْحَقِّ وَأَحْسَنَ تَفْسِيرًا
٣٣ ٱلَّذِينَ يُحْشَرُونَ عَلَىٰ وُجُوهِهِمْ إِلَىٰ جَهَنَّمَ أُوْلَٰٓئِكَ
شَرٌّ مَّكَانًا وَأَضَلُّ سَبِيلًا ٣٤ وَلَقَدْ ءَاتَيْنَا مُوسَى ٱلْكِتَٰبَ
وَجَعَلْنَا مَعَهُۥٓ أَخَاهُ هَٰرُونَ وَزِيرًا ٣٥ فَقُلْنَا ٱذْهَبَآ
إِلَى ٱلْقَوْمِ ٱلَّذِينَ كَذَّبُوا۟ بِـَٔايَٰتِنَا فَدَمَّرْنَٰهُمْ تَدْمِيرًا ٣٦
وَقَوْمَ نُوحٍ لَّمَّا كَذَّبُوا۟ ٱلرُّسُلَ أَغْرَقْنَٰهُمْ وَجَعَلْنَٰهُمْ لِلنَّاسِ
ءَايَةً ۖ وَأَعْتَدْنَا لِلظَّٰلِمِينَ عَذَابًا أَلِيمًا ٣٧ وَعَادًا وَثَمُودَا۟
وَأَصْحَٰبَ ٱلرَّسِّ وَقُرُونًۢا بَيْنَ ذَٰلِكَ كَثِيرًا ٣٨ وَكُلًّا
ضَرَبْنَا لَهُ ٱلْأَمْثَٰلَ ۖ وَكُلًّا تَبَّرْنَا تَتْبِيرًا ٣٩ وَلَقَدْ أَتَوْا۟ عَلَى
ٱلْقَرْيَةِ ٱلَّتِىٓ أُمْطِرَتْ مَطَرَ ٱلسَّوْءِ ۚ أَفَلَمْ يَكُونُوا۟ يَرَوْنَهَا ۚ
بَلْ كَانُوا۟ لَا يَرْجُونَ نُشُورًا ٤٠ وَإِذَا رَأَوْكَ إِن يَتَّخِذُونَكَ
إِلَّا هُزُوًا أَهَٰذَا ٱلَّذِى بَعَثَ ٱللَّهُ رَسُولًا ٤١ إِن كَادَ
لَيُضِلُّنَا عَنْ ءَالِهَتِنَا لَوْلَآ أَن صَبَرْنَا عَلَيْهَا ۚ وَسَوْفَ
يَعْلَمُونَ حِينَ يَرَوْنَ ٱلْعَذَابَ مَنْ أَضَلُّ سَبِيلًا ٤٢ أَرَءَيْتَ
مَنِ ٱتَّخَذَ إِلَٰهَهُۥ هَوَىٰهُ أَفَأَنتَ تَكُونُ عَلَيْهِ وَكِيلًا ٤٣



(33) Ва эй Паёмбар, мушрикон бо пешниҳодҳояшон ҳеҷ як шубҳаю эътирозеро наздат намеоранд, магар ин ки Мо бар муқобилаш посухи ҳаққи устувор ва баёни беҳтару зеботареро меорем.

(34) Он касоне, ки рӯзи қиёмат бар чеҳраашон кашон-кашон сӯи дӯзах ронда мешаванд. Ин ҷамоа маконашон бадтарин ва роҳашон аз ҳақ дуртарин аст, зеро ҷояшон дӯзах ва роҳашон куфру гумроҳист.

(35) Ва бешак, Мо ба Мӯсо Тавротро додем ва бародараш Ҳорунро ҳамроҳаш паёмбар гардонидем, то ёвараш бошад.

(36) Пас ба Мӯсову Ҳорун гуфтем: “**Назди Фиръавн ва қавмаш, ки оятҳои Моро дурӯғ мешуморанд, биравед.**” Онҳо амри Моро иҷро карда, назди Фиръавну қавмаш рафта, ба сӯи яктопарастӣ даъваташон намуданд. Фиръавн ва қавмаш Мӯсову Ҳорунро дурӯғгӯ донистанд. Мо онҳоро ба ҳамин сабаб ба шиддат ҳалок сохтем.

(37) Ва қавми Нӯҳ вақте ки бо дурӯғгӯ донистани Нӯҳ паёмбаронро дурӯғгӯ ҳисобиданд, онҳоро бо ғарқ сохтан дар баҳр ҳалок намудем ва ҳалок кардани онҳоро далолати қудратамон бар решакан кунонидани золимон гардонидем ва Мо барои кофирон дар рӯзи қиёмат уқубати дардовар омода кардаем.

(38) Ва Мо Оди қавми Ҳуд ва Самуди қавми Солеҳ ва асҳоби чоҳ ва дар миёни ин се қавми мазкур умматҳои зиёдеро ҳалок намудаем.

(39) Ва Мо барои ҳар кадоми ин қавмҳои ҳалокшуда ҳалок сохтани умматҳои пешин ва сабабҳои онро тавсиф кардем, то панд гиранд ва ҳамаашонро ба сабаби куфр ва якравӣ ба шиддат нобуд гардонидем.

(40) Ва қавми такзибгари ту ҳангоми рафтан ба сарзамини Шом аз назди деҳаи қавми Лут, ки ба сабаби амали бачабозӣ дучори уқубат шуда, зери сангборон қарор гирифта буданд, гузаштаанд. Бояд онҳо аз он ибрат мегирифтанд. Магар нобино буданд, ки онро надидаанд?! Не, балки онҳо ба зиндашавии пас аз марг, ки баъди он мавриди пурсиш қарор мегиранд, мӯътақид нестанд ва ба он умед надоранд.

(41) Ва эй Паёмбар, вақте ин қавми такзибгар бо ту рӯбарӯ шаванд, туро тамасхур карда, аз рӯи ришханд ва инкор мегӯянд: “**Оё ин аст он касе, ки Аллоҳ ӯро ба сӯи мо паёмбар фиристодааст?!-**

(42) **Ба дурустӣ, қариб буд, ки моро аз ибодати маъбудҳоямон бармегардонд. Агар дар ибодати онҳо сабр намекардем, албатта, ӯ моро аз он бармегардонд.**” Ва ба зудӣ чун дар қабр ва рӯзи қиёмат азоброр бинанд, хоҳанд донист, ки гумроҳ кист, онҳо ё Паёмбар (с)?! Он рӯз яқин хоҳанд кард, ки онҳо гумроҳанд.

(43) Эй Паёмбар, ба Ман хабар бидеҳ, оё касе, ки аз хоҳишоти хеш маъбуд сохта, онро итоат намояд, магар ту нигаҳбонаш гардида, ӯро аз куфр манъ карда, ба сӯи имон бармегардонӣ?!

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Кофир шудан ба Аллоҳ (ч) ва такзиби оятҳояш сабаби ҳалокати умматҳо мегардад;
2.Инкори зиндашавии баъди марг сабаби адами қабули панд аст;
3.Ришханди аҳли ҳақ рафтору одати кофирон аст;
4.Оятҳои карима хатарнокии ҳавопарастиро ифода мекунад.

أَمۡ تَحۡسَبُ أَنَّ أَكۡثَرَهُمۡ يَسۡمَعُونَ أَوۡ يَعۡقِلُونَۚ إِنۡ هُمۡ إِلَّا
كَٱلۡأَنۡعَٰمِۖ بَلۡ هُمۡ أَضَلُّ سَبِيلًا ٤٤ أَلَمۡ تَرَ إِلَىٰ رَبِّكَ كَيۡفَ مَدَّ
ٱلظِّلَّ وَلَوۡ شَآءَ لَجَعَلَهُۥ سَاكِنٗا ثُمَّ جَعَلۡنَا ٱلشَّمۡسَ عَلَيۡهِ دَلِيلٗا
٤٥ ثُمَّ قَبَضۡنَٰهُ إِلَيۡنَا قَبۡضٗا يَسِيرٗا ٤٦ وَهُوَ ٱلَّذِي جَعَلَ لَكُمُ
ٱلَّيۡلَ لِبَاسٗا وَٱلنَّوۡمَ سُبَاتٗا وَجَعَلَ ٱلنَّهَارَ نُشُورٗا ٤٧ وَهُوَ
ٱلَّذِيٓ أَرۡسَلَ ٱلرِّيَٰحَ بُشۡرَۢا بَيۡنَ يَدَيۡ رَحۡمَتِهِۦۚ وَأَنزَلۡنَا مِنَ
ٱلسَّمَآءِ مَآءٗ طَهُورٗا ٤٨ لِّنُحۡـِۧيَ بِهِۦ بَلۡدَةٗ مَّيۡتٗا وَنُسۡقِيَهُۥ
مِمَّا خَلَقۡنَآ أَنۡعَٰمٗا وَأَنَاسِيَّ كَثِيرٗا ٤٩ وَلَقَدۡ صَرَّفۡنَٰهُ بَيۡنَهُمۡ
لِيَذَّكَّرُواْ فَأَبَىٰٓ أَكۡثَرُ ٱلنَّاسِ إِلَّا كُفُورٗا ٥٠ وَلَوۡ شِئۡنَا
لَبَعَثۡنَا فِي كُلِّ قَرۡيَةٖ نَّذِيرٗا ٥١ فَلَا تُطِعِ ٱلۡكَٰفِرِينَ وَجَٰهِدۡهُم
الحزب ٣٧ بِهِۦ جِهَادٗا كَبِيرٗا ٥٢ ۞ وَهُوَ ٱلَّذِي مَرَجَ ٱلۡبَحۡرَيۡنِ هَٰذَا
عَذۡبٞ فُرَاتٞ وَهَٰذَا مِلۡحٌ أُجَاجٞ وَجَعَلَ بَيۡنَهُمَا بَرۡزَخٗا
وَحِجۡرٗا مَّحۡجُورٗا ٥٣ وَهُوَ ٱلَّذِي خَلَقَ مِنَ ٱلۡمَآءِ بَشَرٗا فَجَعَلَهُۥ
نَسَبٗا وَصِهۡرٗاۗ وَكَانَ رَبُّكَ قَدِيرٗا ٥٤ وَيَعۡبُدُونَ مِن دُونِ ٱللَّهِ
مَا لَا يَنفَعُهُمۡ وَلَا يَضُرُّهُمۡۗ وَكَانَ ٱلۡكَافِرُ عَلَىٰ رَبِّهِۦ ظَهِيرٗا ٥٥



(44) Эй Паёмбар, оё гумон мебарӣ аксари касоне, ки онҳоро ба сӯи яктопарастӣ ва итоати Аллоҳ (ч) фаро мехонӣ, ба суханат амалан гӯш мекунанд, ё ҳуҷҷатҳои овардаатро мефаҳманд? Яқинан онҳо дар боби шунидан ва фаҳмидан монанди чаҳорпоёнанд, балки аз чаҳорпоён ҳам гумроҳтаранд.

(45) Эй Паёмбар, оё ба осарҳои офариниши Парвардигорат нигоҳ намекунӣ, ки чӣ гуна сояро дар замин густаронид? Ва агар мехост, ки он сояро ороми беҳаракат созад, ин корро мекард. Сипас Мо офтобро аломати далолатгари соя гардонидем, ки он ба воситаи офтоб дароз ва кӯтоҳ мешавад.

(46) Сипас Мо сояро бо роҳи камшавӣ ҷамъ месозем, он мутобиқи баландшавии офтоб андак-андак ҷамъ мешавад. Касе ҷуз Мо ин корро карда наметавонад.[1]

(47) Ва Аллоҳ (ч) Парвардигорест, ки шабро барои шумо монанди либос гардонид, он шумову дигар ашёро мепӯшонад ва хобро василаи роҳат гардонид, дар он аз саргармиҳоятон истироҳат мекунед ва рӯзро вақте гардонид, ки дар он ба сӯи корҳои хеш раҳсипор мешавед.

(48) Ва Ӯ Худоест, ки бодҳоро муждарасони фуруд омадани борон, ки ҷузъе аз раҳмати Аллоҳ (ч) ба бандагон аст, фиристод. Ва Мо аз сӯи осмон оби поксозандаро фуруд овардем. Бандагон хешро бо истифода аз он пок месозанд,-

(49) то бо оби борон замини мурдаи беобу алафро бо рӯёнидани навъҳои гуногуни растанӣ ва пахн намудани сабзрангӣ зинда гардонем ва он обро аз офаридаҳоямон ба чаҳорпоён ва мардуми зиёд нӯшонем.

(50) Ва ба дурустӣ ки Мо дар Қуръон навъҳои гуногуни далелҳоро баён сохтем, то бандагон аз он ибрат гиранд. Пас бештари мардум ҷуз инкори ҳақиқат ва ҳақношиносӣ чизеро напазируфтанд.

(51) Ва агар мехостем, дар ҳар як деҳа паёмбаре мефиристодем, ки мардумро аз уқубати илоҳӣ бим диҳад, лекин инро нахостаем. Ҳамоно Мо Муҳаммад (с)-ро паёмбари тамоми мардум фиристодем.

(52) Модом ки чунин аст, пас кофиронро дар пешниҳодҳояшон ва дархосташон, ки бо онҳо мудоро намоӣ, итоат макун ва дар озорашон ва сахтиҳои роҳи даъват сабр намуда, бо Қуръон муқобилашон ҷиҳоди бузург кун.

(53) Ва Аллоҳ (ч) Парвардигорест, ки оби ду баҳрро якҷо кард, оби ширини таскинсозандаи ташнагиро бо оби шӯри бадмазза якҷо намуд ва дар байнашон парда ва монеае қарор дод, ки он ду оби ширин ва шӯрро аз омехташавӣ нигоҳ медорад.

(54) Ва Ӯ Парвардигорест, ки аз оби нутфаи мард ва зан инсонҳоро офарид. Пас ӯро соҳиби иртиботи хешовандӣ ва домодӣ гардонид. Ва эй Паёмбар, Парвардигори ту Тавоно аст. Ҳеҷ чиз Ӯро оҷиз намесозад. Аз нутфаи марду зан офаридани инсонҳо нишонаи қудрати Ӯст.

(55) Ва кофирон ба ҷуз Худо маъбудҳоеро ибодат мекунанд, ки агар итоаташон кунанд, ба онҳо фоида намеоранд ва агар аз итоаташон сар печанд, қудрати зиён расонидан надоранд. Ва кофир бо хилофкориаш Парвардигорашро ба хашм оварда, ёвар ва пайрави Шайтон аст.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Кофир ба сабаби инкори Аллоҳ (ч) аз дараҷаи ҳайвон пасттар мегардад;

2.Густариши соя яке аз нишонаҳои қудрати илоҳӣ аст;

3.Бо шаклу суратҳои гуногун пешкаш кардани далел аз услубҳои тарбиявии муваффақ мебошад;

4.Даъвати мардум бо Қуръон аз намунаҳои ҷиҳоди роҳи Худост.

1. Ҷумлаи охир аз иловаҳои камина аст. Он тафсири “!إلينا” дар ояти карима аст. Азбаски дар матни китоб ин қайд шарҳ нашуда аст, бо истифода аз дигар сарчашмаҳои тафсир онро илова кардам. (**Мутарҷим**)

وَمَآ أَرۡسَلۡنَٰكَ إِلَّا مُبَشِّرٗا وَنَذِيرٗا ٥٦ قُلۡ مَآ أَسۡـَٔلُكُمۡ عَلَيۡهِ
مِنۡ أَجۡرٍ إِلَّا مَن شَآءَ أَن يَتَّخِذَ إِلَىٰ رَبِّهِۦ سَبِيلٗا ٥٧ وَتَوَكَّلۡ
عَلَى ٱلۡحَيِّ ٱلَّذِي لَا يَمُوتُ وَسَبِّحۡ بِحَمۡدِهِۦۚ وَكَفَىٰ بِهِۦ
بِذُنُوبِ عِبَادِهِۦ خَبِيرًا ٥٨ ٱلَّذِي خَلَقَ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضَ
وَمَا بَيۡنَهُمَا فِي سِتَّةِ أَيَّامٖ ثُمَّ ٱسۡتَوَىٰ عَلَى ٱلۡعَرۡشِۖ ٱلرَّحۡمَٰنُ
فَسۡـَٔلۡ بِهِۦ خَبِيرٗا ٥٩ وَإِذَا قِيلَ لَهُمُ ٱسۡجُدُواْۤ لِلرَّحۡمَٰنِ قَالُواْ
وَمَا ٱلرَّحۡمَٰنُ أَنَسۡجُدُ لِمَا تَأۡمُرُنَا وَزَادَهُمۡ نُفُورٗا۩ ٦٠ تَبَارَكَ سجدة
ٱلَّذِي جَعَلَ فِي ٱلسَّمَآءِ بُرُوجٗا وَجَعَلَ فِيهَا سِرَٰجٗا وَقَمَرٗا
مُّنِيرٗا ٦١ وَهُوَ ٱلَّذِي جَعَلَ ٱلَّيۡلَ وَٱلنَّهَارَ خِلۡفَةٗ لِّمَنۡ أَرَادَ
أَن يَذَّكَّرَ أَوۡ أَرَادَ شُكُورٗا ٦٢ وَعِبَادُ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلَّذِينَ يَمۡشُونَ
عَلَى ٱلۡأَرۡضِ هَوۡنٗا وَإِذَا خَاطَبَهُمُ ٱلۡجَٰهِلُونَ قَالُواْ سَلَٰمٗا
٦٣ وَٱلَّذِينَ يَبِيتُونَ لِرَبِّهِمۡ سُجَّدٗا وَقِيَٰمٗا ٦٤ وَٱلَّذِينَ
يَقُولُونَ رَبَّنَا ٱصۡرِفۡ عَنَّا عَذَابَ جَهَنَّمَۖ إِنَّ عَذَابَهَا كَانَ
غَرَامًا ٦٥ إِنَّهَا سَآءَتۡ مُسۡتَقَرّٗا وَمُقَامٗا ٦٦ وَٱلَّذِينَ إِذَآ
أَنفَقُواْ لَمۡ يُسۡرِفُواْ وَلَمۡ يَقۡتُرُواْ وَكَانَ بَيۡنَ ذَٰلِكَ قَوَامٗا ٦٧



(56) Ва эй Паёмбар, бегумон Мо туро муждадиҳандаи мӯъминон ва бимдиҳандаи кофирон фиристодаем.
(57) Эй Паёмбар, бигӯ: “**Ман аз шумо дар ивази таблиғи ваҳйи илоҳӣ музд намепурсам. Лекин ҳар ки аз шумо хоҳад, ки бо харҷи молаш ба сӯи хушнудии Худо роҳеро пеш бигирад, пас ин корро анҷом бидиҳад.**”
(58) Ва эй Паёмбар, дар ҳамаи корҳоят ба Аллоҳи Зиндаи Пояндаи ҳаргиз намиранда таваккул бикун ва Ӯро аз кулли айбу нуқсон ба покӣ бихон ва сипос бигӯ. Ва огоҳ будани Аллоҳ (ч) аз гуноҳони бандагонаш басанда аст. Ҳеҷ гуноҳе аз Ӯ пӯшида нест ва дарояндаи наздик барои он гуноҳон онҳоро муҷозот мекунад.
(59) Он Худое, ки осмонҳову замин ва мавҷудоти байни он дуро дар шаш рӯз офарид, сипас ба таври лоиқи зоташ бар рӯи арш баромад. Ӯ Худои Меҳрубон аст. Пас эй Паёмбар, дар мавриди Ӯ Огоҳеро бипурс. Он Огоҳ худи Аллоҳ (ч) аст, ки ҳамаро медонад. Чизе аз Ӯ махфӣ нест.
(60) Ва чун ба кофирон “**Ба Худои Меҳрубон саҷда кунед**” гуфта шавад, мегӯянд: “**Худои меҳрубон кист? Мо Ӯро намешиносем ва эътироф намекунем**. **Оё ба чизе, ки дастурамон медиҳӣ, саҷда намоем ва ҳол он ки мо ӯро намешиносем?**" Ва амри Паёмбар дар бораи саҷда ба Худои Меҳрубон аз имон дуриашонро бештар сохт.
(61) Боазамат ва Дорои эҳсони зиёд аст он Офаридгоре, ки барои ситораҳову сайёраҳо дар осмон манзилҳо ба вуҷуд овардааст ва дар он офтоби нурафшон ва моҳи равшанро падид овардааст. Моҳ бо нури аз офтоб касбкардааш заминро рӯшан месозад.
(62) Ва Ӯ Худовандест, ки шаб ва рӯзро ҷонишини ҳам гардонид, он ду аз пайи якдигар меоянд, барои он кас, ки бихоҳад аз оятҳои илоҳӣ ибрат бигирад ва ҳидоят ёбад, ё шукри неъматҳои Парвардигорашро ба ҷо овардан бихоҳад.

Чун Аллоҳ (ч) дар ин сураи муборака кофирони аз имону ибодат рӯйгардонандаро овард, дар оятҳои зерин сифати бандагони солеҳи ба сӯи ибодат рӯйоварандаро баён намуда гуфт:

(63) Ва бандагони махсуси Худои Меҳрубон мӯъминоне ҳастанд, ки дар замин бовиқору хоксорона роҳ меравanд ва вақте ҷоҳилон бо онҳо сухан кунанд, посухи ҷоҳилона намегардонанд, балки дар ҷавобашон сухани нек гуфта, аз худ ҷоҳилӣ нишон намедиҳанд.
(64) Ва касонеанд, ки ҳиссае аз шабро барои Парвардигорашон дар ҳолати саҷда ва қиёми намози таҳаҷҷуд мегузаронанд.
(65) Ва касонеанд, ки дар дуо мегӯянд: “**Парвардигоро, уқубати дӯзахро аз мо дур гардон.**” Ҳамоно азоби дӯзах барои касе, ки кофир мемирад, доимии қатъношаванда аст.
(66) Ҳамоно дӯзах барои касе дар он қарор мегирад, қароргоҳи бад ва барои касе дар он сукунат мекунад, маскани бад аст.
(67) Ва касонеанд, ки чун моли худро харҷ мекунанд, ба исрофкорӣ роҳ намедиҳанд ва дар харҷ намудани мол барои шахсе, ки нафақааш ба зиммаашон воҷиб аст, сахтгирӣ намекунанд ва бухл наменварзанд ва харҷашон миёни исрофкорӣ ва сахтгирӣ дар ҳадди миёна аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Шахси даъватгари роҳи Худо аз мардум музд талаб намекунад;

2.“**Истиво**”-и Худо бар Арш он тавре сазовори Зоти Ӯст, яке аз сифатҳои Парвардигор аст;

3.“**Раҳмон**” яке аз сифатҳои махсуси Худо буда, касе бо Ӯ дар ин сифат шарик намешавад. Он далолаткунандаи сифати раҳмат мебошад;

4.Парвардигор бо пайи ҳам овардани шаб ва рӯз ба банда кӯмак мерасонад, то он ибодатеро, ки дар яке аз он ду аз даст додааст, ҷуброн кунад;

5.Фурӯтанӣ, бурдборӣ, ибодати Худо дар вақти ғафлати мардум, тарс аз Худо, дар харҷи мол ва ғайра аз эътидол кор гирифтан, аз сифатҳои бандагони махсуси Парвардигори Меҳрубон аст.


الجزء التاسع عشر — سورة الفرقان

وَٱلَّذِينَ لَا يَدْعُونَ مَعَ ٱللَّهِ إِلَٰهًا ءَاخَرَ وَلَا يَقْتُلُونَ ٱلنَّفْسَ
ٱلَّتِي حَرَّمَ ٱللَّهُ إِلَّا بِٱلْحَقِّ وَلَا يَزْنُونَ ۚ وَمَن يَفْعَلْ ذَٰلِكَ
يَلْقَ أَثَامًا ٦٨ يُضَٰعَفْ لَهُ ٱلْعَذَابُ يَوْمَ ٱلْقِيَٰمَةِ وَيَخْلُدْ
فِيهِۦ مُهَانًا ٦٩ إِلَّا مَن تَابَ وَءَامَنَ وَعَمِلَ عَمَلًا صَٰلِحًا
فَأُو۟لَٰٓئِكَ يُبَدِّلُ ٱللَّهُ سَيِّـَٔاتِهِمْ حَسَنَٰتٍ ۗ وَكَانَ ٱللَّهُ
غَفُورًا رَّحِيمًا ٧٠ وَمَن تَابَ وَعَمِلَ صَٰلِحًا فَإِنَّهُۥ يَتُوبُ
إِلَى ٱللَّهِ مَتَابًا ٧١ وَٱلَّذِينَ لَا يَشْهَدُونَ ٱلزُّورَ وَإِذَا مَرُّوا۟
بِٱللَّغْوِ مَرُّوا۟ كِرَامًا ٧٢ وَٱلَّذِينَ إِذَا ذُكِّرُوا۟ بِـَٔايَٰتِ
رَبِّهِمْ لَمْ يَخِرُّوا۟ عَلَيْهَا صُمًّا وَعُمْيَانًا ٧٣ وَٱلَّذِينَ يَقُولُونَ
رَبَّنَا هَبْ لَنَا مِنْ أَزْوَٰجِنَا وَذُرِّيَّٰتِنَا قُرَّةَ أَعْيُنٍ وَٱجْعَلْنَا
لِلْمُتَّقِينَ إِمَامًا ٧٤ أُو۟لَٰٓئِكَ يُجْزَوْنَ ٱلْغُرْفَةَ بِمَا صَبَرُوا۟
وَيُلَقَّوْنَ فِيهَا تَحِيَّةً وَسَلَٰمًا ٧٥ خَٰلِدِينَ فِيهَا ۚ
حَسُنَتْ مُسْتَقَرًّا وَمُقَامًا ٧٦ قُلْ مَا يَعْبَؤُا۟ بِكُمْ رَبِّى
لَوْلَا دُعَآؤُكُمْ ۖ فَقَدْ كَذَّبْتُمْ فَسَوْفَ يَكُونُ لِزَامًۢا ٧٧

ترتيبها ٢٦ — سورة الشعراء — آياتها ٢٢٧

٣٦٦

(68) Ва касонеанд, ки бо Худо маъбуди дигареро намепарастанд ва касеро, ки Худо куштанашро ҳаром кардааст, намекушанд, ба ҷуз дар мавридҳое ба мисли куштани қотил, мӯъмини аз дин баргашта ва зану марди соҳибҳамсари зинокор, ки қатлашон шаръан иҷозат аст ва зино намекунанд ва ҳар ки ин гуноҳони кабираро анҷом диҳад, рӯзи қиёмат укубати онро мебинад.
(69) Рӯзи қиёмат уқубаташ дучанд сохта мешавад ва дар ҷаҳаннам дар ҳолати хорӣ абадӣ мемонад.
(70) Лекин ҳар ки тавба кунад ва имон биёрад ва амали шоистае, ки самимияташро дар тавба нишон медиҳад, анҷом диҳад, пас Аллоҳ (ч) амалҳои бади ин тоифаро ба некиҳо мубаддал месозад. Ва Аллоҳ (ч) Бахшандаи гуноҳони тавбакорон буда, нисбаташон Меҳрубон аст.
(71) Ва ҳар ки тавба кунад ва бо анҷоми ибодат ва тарки маъсият самимияти тавбаашро нишон диҳад, пас яқинан тавбаи вай пазируфта мешавад.
(72) Ва касонеанд, ки дар маҷлисҳои ботилу дурӯғ ба мисли ҷоҳои маъсият ширкат намекунанд ва ватқе аз назди гуфтору кирдори лағву пучи беҳуда гузаранд, зуд мегузаранд, дар ҳоле ки худро бо пок нигоҳ доштан аз олудашавӣ ба он гиромӣ медоранд.
(73) Ва касонеанд, ки чун бо оятҳои Қуръон ва нишонаҳои қудрати Парвардигорашон дар коинот панд дода шаванд, аз шунидани оятҳои Каломи Парвардигор ва аз мушоҳидаи нишонаҳои қудрати илоҳӣ дар олами ҳастӣ худро ношунаво ва нобино намегиранд.
(74) Ва касонеанд, ки дар дуояшон мегӯянд: “**Парвардигоро, ба мо занон ва фарзандонеро ато намо, ки бо парҳезкорӣ ва дар роҳи рост қарор доштан равшании чашмамон бошанд ва моро барои парҳезкорон пешвои роҳи ҳақиқат ва сазовори иқтидо гардон.**”
(75) Ба ин ҷамоаи мавсуф ба сабаби дар ибодат сабр карданашон олитарин манзилгоҳҳоро дар фирдавси барин подош дода мешавад ва ба онҳо аз сӯи фариштагон салом гуфта мешавад ва дар онҷо аз ҳама гуна офатҳо солим мемонанд,-
(76) Онҳо дар ҷаннат ҷовидон мемонанд. Ҷаннат қароргоҳи ниҳоят хуб ва ҷойгоҳи ниҳоят зебоест.
(77) Эй Паёмбар, ба ҳамаи мардум бигӯ: “**Агар ибодат ва дуоятон набошад, Парвардигорам ба шумо эътиное намекунад ва наздаш арзише надоред. Пас бешак, шумо кофирон Паёмбарро дар он чи аз сӯи Аллоҳ (ч) овард, дурӯғгӯй ҳисобидед. Пас ҷазои такзибатон мулозиматон гашта, аз шумо ҷудо намешавад.**”[1]

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Дурӣ ҷустан аз ширк, парҳез аз ба ноҳақ куштани шахс, дурӣ аз зино ва кору гуфтори ботил, ибрат гирифтан аз оятҳои Худо ва дуо кардан аз сифатҳои бандагони хоси Худои Меҳрубон аст;
2.Тавбаи самимӣ тарки гуноҳ ва анҷоми тоатро тақозо мекунад;
3.Сабр сабаби даромадан ба Фирдавси аъло мегардад;
4.Парвардигор аз имони кофирон бениёз аст.

1. Оиди тафсири ин оят дар байни муфассирон қавлҳои зиёд аст. Муҳаммадамин ибни Муҳаммадмухтори Шинқитӣ (р) дар тафсираш “**Азвоъ-ул-баён**” ҷамъан онро чор қавл гуфта аст. Ибтидои оят хитоб ба оммаи мардум ва бахше аз он “**فقد كذبتم**” хитоб ба кофирон аст. (**Мутарҷим**)

بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ

طسٓمٓ ﴿١﴾ تِلْكَ ءَايَٰتُ ٱلْكِتَٰبِ ٱلْمُبِينِ ﴿٢﴾ لَعَلَّكَ بَٰخِعٌ نَّفْسَكَ أَلَّا
يَكُونُوا۟ مُؤْمِنِينَ ﴿٣﴾ إِن نَّشَأْ نُنَزِّلْ عَلَيْهِم مِّنَ ٱلسَّمَآءِ ءَايَةً فَظَلَّتْ
أَعْنَٰقُهُمْ لَهَا خَٰضِعِينَ ﴿٤﴾ وَمَا يَأْتِيهِم مِّن ذِكْرٍ مِّنَ ٱلرَّحْمَٰنِ مُحْدَثٍ
إِلَّا كَانُوا۟ عَنْهُ مُعْرِضِينَ ﴿٥﴾ فَقَدْ كَذَّبُوا۟ فَسَيَأْتِيهِمْ أَنۢبَٰٓؤُا۟ مَا كَانُوا۟
بِهِۦ يَسْتَهْزِءُونَ ﴿٦﴾ أَوَلَمْ يَرَوْا۟ إِلَى ٱلْأَرْضِ كَمْ أَنۢبَتْنَا فِيهَا مِن كُلِّ زَوْجٍ
كَرِيمٍ ﴿٧﴾ إِنَّ فِى ذَٰلِكَ لَءَايَةً ۖ وَمَا كَانَ أَكْثَرُهُم مُّؤْمِنِينَ ﴿٨﴾ وَإِنَّ
رَبَّكَ لَهُوَ ٱلْعَزِيزُ ٱلرَّحِيمُ ﴿٩﴾ وَإِذْ نَادَىٰ رَبُّكَ مُوسَىٰٓ أَنِ ٱئْتِ ٱلْقَوْمَ
ٱلظَّٰلِمِينَ ﴿١٠﴾ قَوْمَ فِرْعَوْنَ ۚ أَلَا يَتَّقُونَ ﴿١١﴾ قَالَ رَبِّ إِنِّىٓ أَخَافُ
أَن يُكَذِّبُونِ ﴿١٢﴾ وَيَضِيقُ صَدْرِى وَلَا يَنطَلِقُ لِسَانِى فَأَرْسِلْ
إِلَىٰ هَٰرُونَ ﴿١٣﴾ وَلَهُمْ عَلَىَّ ذَنۢبٌ فَأَخَافُ أَن يَقْتُلُونِ ﴿١٤﴾ قَالَ
كَلَّا ۖ فَٱذْهَبَا بِـَٔايَٰتِنَآ ۖ إِنَّا مَعَكُم مُّسْتَمِعُونَ ﴿١٥﴾ فَأْتِيَا فِرْعَوْنَ
فَقُولَآ إِنَّا رَسُولُ رَبِّ ٱلْعَٰلَمِينَ ﴿١٦﴾ أَنْ أَرْسِلْ مَعَنَا بَنِىٓ إِسْرَٰٓءِيلَ
﴿١٧﴾ قَالَ أَلَمْ نُرَبِّكَ فِينَا وَلِيدًا وَلَبِثْتَ فِينَا مِنْ عُمُرِكَ سِنِينَ
﴿١٨﴾ وَفَعَلْتَ فَعْلَتَكَ ٱلَّتِى فَعَلْتَ وَأَنتَ مِنَ ٱلْكَٰفِرِينَ ﴿١٩﴾



## СУРАИ "ШУАРО"
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ БИСТУ ШАШУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ДУСАДУ БИСТУ ҲАФТ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Радди касоне, ки дар такзиби Паёмбар (с) пофишорӣ намуданд ва ба нубувваташон таъна расонданд ва беэътибор сохтани шаъни онҳо.

**Тафсир:**

(1) **"То. Син. Мим."**[1] Дар оғози сураи Бақара сухан оиди тафсири оятҳои шабеҳи ин ҳуруф гузаштааст.

(2) Ин оятҳои Қуръонест, ки ҳақро аз ботил ошкор месозад.

(3) Эй Паёмбар, шояд ту аз имон наовардани мардуми Макка зиёд андӯҳгин шуда, худро ҳалок гардонӣ. Зеро бисёр мехоҳӣ, ки онҳо имон биёранд. Ба ҳоли худ раҳм кун. Худро бо ғами зиёд ҳалок масоз![2]

(4) Агар хоҳем, бар онҳо аз осмон мӯъҷиза фуруд меоварем, ки дар баробараш гарданашон таслим гардад. Вале инро нахостем, то онҳоро озмоиш кунем, ки оё ба ғайб имон меоранд?!

(5) Ва ба ин мушрикон аз сӯи Худои Меҳрубон ҳеҷ панди тозанузул бо ҳуҷҷатҳои ваҳдонияти Худо ва ростгӯии Паёмбар (с) намеояд, магар ин ки онҳо аз шунидан ва тасдиқи он рӯй мегардонанд.

(6) Пас бешак, ваҳйи овардаи паёмбаронашонро дурӯғ шумурданд. Пас ба зудӣ барояшон ҳақиқати хабарҳое, ки онро масхара мекарданд, меояд ва онҳо дучори азоб мегарданд.

(7) Оё ин ҷамоаи мушрик дар куфри хеш боқӣ монда, ба замин бо тааммул нигоҳ намекунанд, ки Мо чӣ гуна дар он ҳар навъ растаниҳои зебоманзари дорои фоидаҳои зиёдро рӯёнидаем?!

(8) Албатта, дар рӯёнидани растаниҳои гуногун аз замин нишонаи равшани қудрати Парвардигор ба зинда гардонидани мурдагон аст ва дар илми Парвардигор маълум аст, ки бештарашон имон намеоранд.

(9) Ва эй Паёмбар, ҳамоно ягона Парвардигорат Ғолиби дар ҳаққи бандагонаш Меҳрубон аст.

(10) Ва эй Паёмбар, вақтеро ба ёд биёр, ки Парвардигорат Мӯсоро нидо карда, фармуд: "**Назди қавме бирав, ки бо кофир гаштанашон ба Аллоҳ (ч) ва бадарға кардани қавми ту зулм намудаанд.**

(11) **Он золимон қавми Фиръавнанд.**" Мӯсо онҳоро бо нармию меҳрубонӣ ба парҳезкорӣ амр мекард.

(12) Мӯсо гуфт: "**Парвардигоро, ҳамоно ман метарсам, ки онҳо маро дар он чи аз Ту барояшон мерасонам, дурӯғгӯй меҳисобанд.**

(13) **Ва синаам аз дурӯғгӯй ҳисобиданашон танг мегардад ва забонам аз гуфтан боз мемонад. Пас Ҷабраилро ба сӯи бародарам Ҳорун бифирист ва паёмбараш гардон, то ёварам бошад.**

(14) **Ва онҳо бар ман аз сабаби он ки марди қибтиро куштаам, даъвои қисос**[3] **доранд. Пас метарсам, ки маро мекушанд.**"

(15) Худо ба Мӯсо гуфт: "**Ҳаргиз туро кушта наметавонанд. Пас туву бародарат Ҳорун ҳамроҳи мӯъҷизаҳое, ки далолаткунандаи ростқавлии шумост, биравед. Бегумон Мо бо нусрат ва таъйиди Хеш бо шумоем, он чи мегӯед ва он чи ба шумо гуфта мешавад, мешунавем, ҳеҷ чиз аз Мо дур намемонад.**

(16) Пас назди Фиръавн биравед ва ба вай бигӯед: "**Ҳамоно мо аз назди Парвардигори ҳама мавҷудот ба сӯи ту фиристода шудаем.**

(17) **Бо ин пайғом омадаем, ки Бани Исроилро аз банди ғуломӣ озод карда, бо мо бифирист.**"

(18) Фиръавн ба Мӯсо гуфт: "**Оё туро дар хурдсолиат назди худ тарбият накардем ва солҳои зиёди умрат дар байни мо наистодӣ? Чӣ боис гашт, ки даъвои нубувват кунӣ?!**

(19) **Ва чун марди қибтиеро бо мақсади гирифтани интиқоми ҳамқавми хеш қатл намудӣ, кори бузурге кардӣ ва ту аз ҷумлаи носипосони эҳсонҳои ман ҳастӣ.**"

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Паёмбар (с) барои ҳидояти мардум бағоят ҳарис буданд;

2."**Иззат**" ва "**раҳмат**" аз сифатҳои Худо аст;

3.Синаи фарох ва забони шево барои даъватгар аҳамияти зиёд дорад;

4.Паёмбарон мардумро ба сӯи озодӣ аз бандагии ғайри Аллоҳ (ч) даъват мекарданд;

5.Фиръавн ба муқобили нубуввати Мӯсо (а) аз воқеаи куштани марди қибтӣ далел овард ва Мӯсо (а) онро иқрор намуд. Зеро хатои Мӯсо (а) барои Фиръавн узри таксиб шуда наметавонист.

1. Дар оғози сураи Бақара сухан оиди тафсири оятҳои шабеҳи ин ҳуруф гузашта аст. (**Аз муаллиф**)
2. Азбаски калимаи "**Шояд**" дар ин оят маънои "**шафқат бар худ**"-ро ифода дорад, камина ду ҷумлаи охирро аз дигар сарчашмаҳо илова намудам, то маънои оят равшантар гардад. (**Мутарҷим**)
3. Дар тарҷумаи калимаи "**гуноҳ**" ба "**қисос**" аз тафсири "**Баҳр-ул-улум**"-и Абӯлайси Самарқандӣ истифода шуда аст. (**Мутарҷим**)

20 Мӯсо ба хатои хеш эътироф кард ва ба Фиръавн гуфт: “**Ман он мардро дар ҳоле куштам, ки қабл аз омадани пайғоми илоҳӣ аз ҷоҳилон будам.**
21 **Пас баъди қатлаш аз наздатон ба шаҳри Мадян гурехтам, зеро аз он тарсидам, ки шумо маро дар ивазаш ба қатл мерасонед. Пас, Парвардигорам ба ман дониш дод ва маро аз паёмбарони ба сӯи мардум фиристодашуда гардонид.**
22 **Ва ин ки маро бидуни ғуломи хеш гардониданат тарбият кардӣ, бо вуҷуди он ки Бани Исроилро ғулом сохтӣ, дар ҳақиқат неъмати арзандаи миннат аст, лекин ин эҳсони ба ман кардаат монеи туро даъват карданам намешавад.**”
23 Фиръавн ба Мӯсо гуфт: “**Ва Парвардигори мавҷудот, ки ту даъвои паёмбари Ӯ буданро дорӣ, кист?**”
24 Мӯсо дар ҷавоби Фиръавн гуфт: “**Ӯ Парвардигори осмонҳо ва замин ва мавҷудоти миёни онҳост. Агар шумо яқин дошта бошед, ки Ӯ Парвардигори кулли махлуқот аст, пас танҳо Ӯро парастед.**”
25 Фиръавн хитоб ба пешвоёни қавмаш, ки дар атрофаш буданд, гуфт: “**Оё посухи Мӯсо ва даъвои дурӯғи ӯро намешунавед?!**”
26 Мӯсо гуфт: “**Аллоҳ Парвардигори шумо ва Парвардигори падарони гузаштаи шумост.**”
27 Фиръавн гуфт: “**Ҳамоно ин марде, ки аз рӯи даъвои хеш ба сӯи шумо фиристода шудааст, девона мебошад. Дар посухи савол чӣ гуфтанашро намедонад ва гапҳое мегӯяд, ки худ намефаҳмад.**”



قَالَ فَعَلْتُهَآ إِذًا وَأَنَا۠ مِنَ ٱلضَّآلِّينَ ٢٠ فَفَرَرْتُ مِنكُمْ لَمَّا خِفْتُكُمْ
فَوَهَبَ لِى رَبِّى حُكْمًا وَجَعَلَنِى مِنَ ٱلْمُرْسَلِينَ ٢١ وَتِلْكَ نِعْمَةٌ
تَمُنُّهَا عَلَىَّ أَنْ عَبَّدتَّ بَنِىٓ إِسْرَٰٓءِيلَ ٢٢ قَالَ فِرْعَوْنُ وَمَا رَبُّ ٱلْعَٰلَمِينَ
٢٣ قَالَ رَبُّ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ وَمَا بَيْنَهُمَآ إِن كُنتُم مُّوقِنِينَ
٢٤ قَالَ لِمَنْ حَوْلَهُۥٓ أَلَا تَسْتَمِعُونَ ٢٥ قَالَ رَبُّكُمْ وَرَبُّ ءَابَآئِكُمُ
ٱلْأَوَّلِينَ ٢٦ قَالَ إِنَّ رَسُولَكُمُ ٱلَّذِىٓ أُرْسِلَ إِلَيْكُمْ لَمَجْنُونٌ
٢٧ قَالَ رَبُّ ٱلْمَشْرِقِ وَٱلْمَغْرِبِ وَمَا بَيْنَهُمَآ إِن كُنتُمْ تَعْقِلُونَ
٢٨ قَالَ لَئِنِ ٱتَّخَذْتَ إِلَٰهًا غَيْرِى لَأَجْعَلَنَّكَ مِنَ ٱلْمَسْجُونِينَ
٢٩ قَالَ أَوَلَوْ جِئْتُكَ بِشَىْءٍ مُّبِينٍ ٣٠ قَالَ فَأْتِ بِهِۦٓ إِن كُنتَ
مِنَ ٱلصَّٰدِقِينَ ٣١ فَأَلْقَىٰ عَصَاهُ فَإِذَا هِىَ ثُعْبَانٌ مُّبِينٌ ٣٢
وَنَزَعَ يَدَهُۥ فَإِذَا هِىَ بَيْضَآءُ لِلنَّٰظِرِينَ ٣٣ قَالَ لِلْمَلَإِ حَوْلَهُۥٓ
إِنَّ هَٰذَا لَسَٰحِرٌ عَلِيمٌ ٣٤ يُرِيدُ أَن يُخْرِجَكُم مِّنْ أَرْضِكُم
بِسِحْرِهِۦ فَمَاذَا تَأْمُرُونَ ٣٥ قَالُوٓا۟ أَرْجِهْ وَأَخَاهُ وَٱبْعَثْ فِى ٱلْمَدَآئِنِ
حَٰشِرِينَ ٣٦ يَأْتُوكَ بِكُلِّ سَحَّارٍ عَلِيمٍ ٣٧ فَجُمِعَ ٱلسَّحَرَةُ
لِمِيقَٰتِ يَوْمٍ مَّعْلُومٍ ٣٨ وَقِيلَ لِلنَّاسِ هَلْ أَنتُم مُّجْتَمِعُونَ ٣٩



28 Мӯсо гуфт: “**Агар барои фаҳмидан ақл медоштед, Он Худое, ки шуморо ба сӯйи Ӯ даъват мекунам, Парвардигори осмонҳо ва замин ва Парвардигори тамоми махлуқоти миёни онҳост.**”
29 Фиръавн баъди оҷиз мондан аз овардани ҳуҷҷат ба Мӯсо гуфт: “**Савганд мехӯрам, агар ғайри ман дигар маъбудро ибодат кунӣ, бегумон туро аз ҷумлаи зиндониён мегардонам.**”
30 Мӯсо ба Фиръавн гуфт: “**Агарчи наздат бар исботи ростгӯии хеш ҳуҷҷат биёрам, оё боз ҳам маро зиндон мекунӣ?!**”
31 Фиръавн гуфт: “**Агар дар даъвоят содиқ бошӣ, пас ҳуҷҷати исботкунандаи нубуввати хешро биёвар.**”
32 Пас Мӯсо асои хештанро ба замин афканд, пас ногаҳон он ба аждаҳои ошкор табдил ёфт.
33 Ва дасташро зери гиребонаш даровард, пас онро ногаҳон бе он ки бемории пӯст бошад, барои бинандагон сафеди тобон берун овард.
34 Фиръавн ба пешвоёни қавмаш, ки дар атрофаш буданд, гуфт: “**Бешак, ин мард соҳири донандаи санъати ҷодугарист.**
35 **Мехоҳад шуморо бо ҷодуяш аз сарзаминатон берун созад. Пас назари шумо чист? Дар бораи вай чӣ қарор қабул кунем?**”
36 Пешвоёни қавмаш гуфтанд: “**Масъалаи ӯро бо бародараш ба таъхир андоз ва барои уқубаташон шитоб макун ва дар шаҳрҳои Миср касонеро бифирист, ки ҷодугаронро ҷамъ созанд,-**
37 **то тамоми соҳирони қавии донандаи санъати ҷодугариро наздат оранд.**”
38 Пас Фиръавн ҷодугаронашро барои рақобати Мӯсо дар замону макони муайян ҷамъ кард.
39 Ва ба мардум гуфта шуд: “**Оё шумо ҷамъ мешавед, то бинед, ки оё Мӯсо ғолиб мегардад ё ҷодугарон?-**

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Хатоҳои гузаштаи даъватгар ва эҳсонҳои дигарон дар ҳаққаш маънои онро надорад, ки вай набояд минбаъд шахси нисбаташ хато карда ё некӣ намударо даъват накунад;
2.Истифодаи асбоби дунёӣ барои ҳимоят аз душман мухолифи имон ва таваккул ба Худо нест;
3.Махлуқот далолатгари офаридгорӣ ва ваҳдонияти Худоянд;
4.Нотавонӣ дар овардани ҳуҷҷат яке аз сабабҳои истифодабарии зӯрӣ аст;
5.Муқобили мардуми диндор шӯронидани мардум шеваи кори мутакаббирону саркашон аст.

لَعَلَّنَا نَتَّبِعُ ٱلسَّحَرَةَ إِن كَانُوا۟ هُمُ ٱلْغَٰلِبِينَ ﴿٤٠﴾ فَلَمَّا جَآءَ ٱلسَّحَرَةُ
قَالُوا۟ لِفِرْعَوْنَ أَئِنَّ لَنَا لَأَجْرًا إِن كُنَّا نَحْنُ ٱلْغَٰلِبِينَ ﴿٤١﴾ قَالَ نَعَمْ
وَإِنَّكُمْ إِذًا لَّمِنَ ٱلْمُقَرَّبِينَ ﴿٤٢﴾ قَالَ لَهُم مُّوسَىٰٓ أَلْقُوا۟ مَآ أَنتُم مُّلْقُونَ
﴿٤٣﴾ فَأَلْقَوْا۟ حِبَالَهُمْ وَعِصِيَّهُمْ وَقَالُوا۟ بِعِزَّةِ فِرْعَوْنَ إِنَّا لَنَحْنُ
ٱلْغَٰلِبُونَ ﴿٤٤﴾ فَأَلْقَىٰ مُوسَىٰ عَصَاهُ فَإِذَا هِىَ تَلْقَفُ مَا يَأْفِكُونَ
﴿٤٥﴾ فَأُلْقِىَ ٱلسَّحَرَةُ سَٰجِدِينَ ﴿٤٦﴾ قَالُوٓا۟ ءَامَنَّا بِرَبِّ ٱلْعَٰلَمِينَ ﴿٤٧﴾
رَبِّ مُوسَىٰ وَهَٰرُونَ ﴿٤٨﴾ قَالَ ءَامَنتُمْ لَهُۥ قَبْلَ أَنْ ءَاذَنَ لَكُمْ ۖ إِنَّهُۥ
لَكَبِيرُكُمُ ٱلَّذِى عَلَّمَكُمُ ٱلسِّحْرَ فَلَسَوْفَ تَعْلَمُونَ ۚ لَأُقَطِّعَنَّ أَيْدِيَكُمْ
وَأَرْجُلَكُم مِّنْ خِلَٰفٍ وَلَأُصَلِّبَنَّكُمْ أَجْمَعِينَ ﴿٤٩﴾ قَالُوا۟ لَا ضَيْرَ ۖ إِنَّآ
إِلَىٰ رَبِّنَا مُنقَلِبُونَ ﴿٥٠﴾ إِنَّا نَطْمَعُ أَن يَغْفِرَ لَنَا رَبُّنَا خَطَٰيَٰنَآ أَن كُنَّآ
أَوَّلَ ٱلْمُؤْمِنِينَ ﴿٥١﴾ ۞ وَأَوْحَيْنَآ إِلَىٰ مُوسَىٰٓ أَنْ أَسْرِ بِعِبَادِىٓ إِنَّكُم
مُّتَّبَعُونَ ﴿٥٢﴾ فَأَرْسَلَ فِرْعَوْنُ فِى ٱلْمَدَآئِنِ حَٰشِرِينَ ﴿٥٣﴾ إِنَّ هَٰٓؤُلَآءِ
لَشِرْذِمَةٌ قَلِيلُونَ ﴿٥٤﴾ وَإِنَّهُمْ لَنَا لَغَآئِظُونَ ﴿٥٥﴾ وَإِنَّا لَجَمِيعٌ حَٰذِرُونَ
﴿٥٦﴾ فَأَخْرَجْنَٰهُم مِّن جَنَّٰتٍ وَعُيُونٍ ﴿٥٧﴾ وَكُنُوزٍ وَمَقَامٍ كَرِيمٍ ﴿٥٨﴾
كَذَٰلِكَ ۖ وَأَوْرَثْنَٰهَا بَنِىٓ إِسْرَٰٓءِيلَ ﴿٥٩﴾ فَأَتْبَعُوهُم مُّشْرِقِينَ ﴿٦٠﴾

ثلاثة أرباع الحزب ٣٧



(40) **Ба умеди он ки агар ҷодугарон алайҳи Мӯсо ғолиб оянд, аз дини онҳо пайравӣ мекунем.”**
(41) Пас вақте ҷодугарон омаданд, ба Фиръавн гуфтанд: “**Агар мо дар ин мубориза алайҳи Мӯсо пирӯз гардем, оё соҳиби мукофоти моддӣ ё маънавӣ мешавем?**”
(42) Фиръавн ба онҳо гуфт: “**Оре, ҳатман шумо соҳиби мукофот мешавед. Ва дар сурати бар Мӯсо пирӯз шуданатон бо гирифтани мансабҳои баланд аз ҷумлаи муқаррабони дарборам мегардед.**”
(43) Мӯсо бо эътимод ба кӯмаки Худо ва баёни ин ки мӯъҷизаҳояш ҷоду нест, ба онҳо гуфт: “**Он чиро аз ресмон ва асоҳоятон афкандан меҳоҳед, биафканед.**”
(44) Пас ҷодугарон ресмонҳо ва асоҳои хештанро афканданд ва дар вақти афкандан гуфтанд: “**Савганд ба азамати Фиръавн, ҳамоно мо ғолиб мешавем ва Мӯсо мағлуб мегардад.**”
(45) Пас Мӯсо асои худро афканд, пас он ба сурати аждаҳое табдил шуда, ногаҳон ҷодуеро, ки соҳирон бо тазвир ва хаёлбофӣ дар назари мардум месохтанд, фурӯ мебурд.
(46) Пас чун соҳирон диданд, ки асои Мӯсо сеҳри афкандаи онҳоро фурӯ мебарад, аз уҳдаи идораи хеш бароманданд ва беихтиёр чунон ба замин саҷдакунон афтоданд, ки гӯё касе онҳоро афканда бошад.
(47) Онҳо гуфтанд: “**Ба Парвардигори тамоми махлуқот имон овардем,-**
(48) **Парвардигори Мӯсо ва Ҳорун (а).**”
(49) Фиръавн имони ҷодугаронро инкор карда гуфт: “**Оё пеш аз он ки ба шумо иҷозат диҳам, ба Мӯсо имон овардед? Ҳамоно Мӯсо раҳбаратон буда, ҷодугариро ба шумо вай таълим додааст. Шумо ҳамагӣ барои аз Миср берун сохтани мардум бо якдигар иттифоқ бастаед. Пас ба зудӣ муҷозоти маро дар ҳаққи хеш хоҳед донист. Ҳатман дастҳову поҳоятонро акси якдигар -якеро аз тарафи рост ва дигареро аз тарафи чап-мебурам ва ҳамаатонро бар танаҳои дарахти хурмо ба дор меовезам. Касеатонро боқӣ намегузорам.**”
(50) Ҷодугарон дар ҷавоби Фиръавн гуфтанд: “**Ин ки дар ин дунё моро бо буридани дасту пой ва ба дор овехтан метарсонӣ, зараре надорад. Зеро шиканҷаи ту заволёбанда аст. Ба дурустӣ, мо ба сӯи Парвардигорамон бармегардем ва Ӯ моро ба раҳмати доимиаш дохил месозад.**
(51) **Бешак, аз сабаби он ки мо аввалин шахсони ба Мӯсо имон овардаем, умед дорем, ки Парвардигорамон хатоҳои дар гузашта содиркардаамонро мағфират карда, маҳв мегардонад."**
(52) Ва Мо ба Мӯсо пайғом фиристода, ӯро амр кардем, ки бо Бани Исроил шабона ба сӯи дарё ҳаракат бикун. Чунки ҳатман Фиръавн ва лашкариёнаш аз дунболатон мешаванд, то шуморо баргардонанд.
(53) Пас Фиръавн ҷамъоварандагони хештанро барои ҷамъ сохтани лашкариёнаш фиристод, то Бани Исроилро аз роҳашон баргардонанд. Зеро ӯ огоҳ шуда буд, ки онҳо шабона ба роҳ баромадаанд.
(54) Фиръавн Бани Исроилро ҳеҷ шумурда гуфт: “**Ба дурустӣ ки инҳо тоифаи андак ҳастанд.**
(55) **Ва ҳамоно онҳо бо корҳои худ хашми моро меоранд.**
(56) **Ва ҳамоно мо барои пешгирии онҳо гурӯҳи доим омодаю бедорем.**”
(57) Пас Мо Фиръавнро бо қавмаш аз сарзамини дорои бӯстонҳои сарсабз ва чашмаҳои ҷорӣ-
(58) ва хазинаҳои молӣ ва масканҳои зебои Миср берун овардем.
(59) Ҳамин гуна Фиръавн ва қавмашро аз неъматҳо берун овардем. Ва барои Бани Исроил дар сарзамини Шом баъд аз Фиръан ва қавмаш неъматҳои монанд ба неъматҳои онҳоро ато намудем.
(60) Пас Фиръавн бо қавмаш дар вақти шуруқи офтоб аз пайи Бани Исроил ҳаракат карданд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Алоқаи пайвандгар байни аҳли ботил манфиатҳои моддӣ аст;
2.Боварии Мӯсо (а) ба пирӯзӣ натиҷаи тасдиқи ваъдаи илоҳӣ буд;
3.Имони ҷодугарон далели он аст, ки қалб дар ихтиёри Худованд буда, он гуна ки хоҳад, онро мегардонад;
4.Саркашӣ ва зулм аз ҷумлаи асбоби аз байн барандаи мулк аст.

فَلَمَّا تَرَٰٓءَا ٱلۡجَمۡعَانِ قَالَ أَصۡحَٰبُ مُوسَىٰٓ إِنَّا لَمُدۡرَكُونَ ٦١
قَالَ كَلَّآۖ إِنَّ مَعِيَ رَبِّي سَيَهۡدِينِ ٦٢ فَأَوۡحَيۡنَآ إِلَىٰ مُوسَىٰٓ أَنِ
ٱضۡرِب بِّعَصَاكَ ٱلۡبَحۡرَۖ فَٱنفَلَقَ فَكَانَ كُلُّ فِرۡقٖ كَٱلطَّوۡدِ ٱلۡعَظِيمِ
٦٣ وَأَزۡلَفۡنَا ثَمَّ ٱلۡأٓخَرِينَ ٦٤ وَأَنجَيۡنَا مُوسَىٰ وَمَن مَّعَهُۥٓ أَجۡمَعِينَ
٦٥ ثُمَّ أَغۡرَقۡنَا ٱلۡأٓخَرِينَ ٦٦ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَأٓيَةٗۖ وَمَا كَانَ
أَكۡثَرُهُم مُّؤۡمِنِينَ ٦٧ وَإِنَّ رَبَّكَ لَهُوَ ٱلۡعَزِيزُ ٱلرَّحِيمُ ٦٨
وَٱتۡلُ عَلَيۡهِمۡ نَبَأَ إِبۡرَٰهِيمَ ٦٩ إِذۡ قَالَ لِأَبِيهِ وَقَوۡمِهِۦ مَا تَعۡبُدُونَ
٧٠ قَالُواْ نَعۡبُدُ أَصۡنَامٗا فَنَظَلُّ لَهَا عَٰكِفِينَ ٧١ قَالَ هَلۡ
يَسۡمَعُونَكُمۡ إِذۡ تَدۡعُونَ ٧٢ أَوۡ يَنفَعُونَكُمۡ أَوۡ يَضُرُّونَ ٧٣ قَالُواْ
بَلۡ وَجَدۡنَآ ءَابَآءَنَا كَذَٰلِكَ يَفۡعَلُونَ ٧٤ قَالَ أَفَرَءَيۡتُم مَّا كُنتُمۡ
تَعۡبُدُونَ ٧٥ أَنتُمۡ وَءَابَآؤُكُمُ ٱلۡأَقۡدَمُونَ ٧٦ فَإِنَّهُمۡ عَدُوّٞ لِّيٓ
إِلَّا رَبَّ ٱلۡعَٰلَمِينَ ٧٧ ٱلَّذِي خَلَقَنِي فَهُوَ يَهۡدِينِ ٧٨ وَٱلَّذِي هُوَ
يُطۡعِمُنِي وَيَسۡقِينِ ٧٩ وَإِذَا مَرِضۡتُ فَهُوَ يَشۡفِينِ ٨٠ وَٱلَّذِي
يُمِيتُنِي ثُمَّ يُحۡيِينِ ٨١ وَٱلَّذِيٓ أَطۡمَعُ أَن يَغۡفِرَ لِي خَطِيٓـَٔتِي
يَوۡمَ ٱلدِّينِ ٨٢ رَبِّ هَبۡ لِي حُكۡمٗا وَأَلۡحِقۡنِي بِٱلصَّٰلِحِينَ ٨٣



61 Пас чун Фиръавн ва қавми вай бо Мӯсову қавмаш рӯбарӯ шуда, якдигарро диданд, ёрони Мӯсо гуфтанд: “**Ҳамоно Фиръавну қавмаш ба зудӣ ба мо мерасанд ва мо қудрати онро надорем, ки бо онҳо муқобилият нишон диҳем.**”
62 Мӯсо ба қавмаш гуфт: “**Кор он тавре шумо тасаввур доред, нест. Ҳамоно Парвардигорам бо нусрат ва таъйиди Хеш ҳамроҳи ман аст. Ба зудӣ маро ба роҳи наҷот раҳнамоӣ мекунад.**”
63 Пас ба Мӯсо пайғом фиристода, ӯро фармон додем, ки асои худро ба дарё бизан. Мӯсо асояшро ба дарё зад, пас он пора гашта, ба адади қабилаҳои Бани Исроил ба дувоздаҳ гузаргоҳ табдил шуд. Пас ҳар як қитъаи порашуда дар бузургӣ ва устуворӣ мисли кӯҳи бузурге гардид, ки аз он об намегузашт.
64 Ва Фиръавну қавмашро наздик сохтем ва онҳо ба гумони ин ки он дувоздаҳ роҳи кушодашуда гузаргоҳ аст, вориди дарё шуданд.
65 Ва Мӯсо ва ҳамаи Бани Исроилро, ки ҳамроҳаш буданд, наҷот додем. Касе аз онҳо ҳалок нашуд.
66 Сипас Фиръавну қавмашро бо ғарқ шуданашон дар дарё ҳалок сохтем.
67 Ҳамоно дар порашавии дарё, наҷоти Мӯсову пайравони вай ва ҳалокати Фиръавну қавмаш нишонаи ростгӯии Мӯсо буд ва бештари ҳамраҳони Фиръавн имон наоварданд.
68 Ва эй Паёмбар, бешак, Парвардигорат Ғолиби аз душманонаш интиқомситон буда, нисбат ба душманони тавбакораш Меҳрубон аст.
69 Ва эй Паёмбар, бар онҳо қиссаи Иброҳимро тиловат кун.
70 Вақте ба падараш Озар ва қавмаш гуфт: “**Он чи ғайр аз Аллоҳ (ч) мепарастед, чист?**”
71 Онҳо бо ифтихор гуфтанд: “**Мо бутҳоро мепарастем ва дар ибодати онҳо бардавом боқӣ мемонем.**”
72 Иброҳим ба онҳо гуфт: “**Вақте бутҳоятонро дуо мекунед, оё онҳо дуоятонро мешунаванд?**
73 **Ё агар аз онҳо итоат кунед, ба шумо фоида меоранд, ё агар аз итоаташон саркашӣ намоед, ба шумо зарар мерасонанд?**”
74 Онҳо гуфтанд: “**Чун дуо кунем, дуоямонро намешунаванд, агар аз онҳо итоат кунем, бароямон фоида намеоранд ва ҳангоми нофармонӣ зарар намерасонанд, балки падарони худро дидаем, ки ҳамин корро мекарданд. Барои ҳамин мо низ ба падаронамон тақлид мекунем.**
75 Иброҳим гуфт: “**Оё шумо андешидаед, ки ғайр аз Худо чиро мепарастед-**
76 **ва падарони гузаштаатон чиро мепарастиданд.**
77 **Пас ба дурустӣ ки ҳамаи он маъбудҳои шумо душманони мананд. Лекин Парвардигори ҳамаи мавҷудотро мепарастам,-**
78 **он Парвардигоре, ки маро халқ кард аст, пас Ӯ маро ба сӯи некии дунёву охират раҳнамоӣ мекунад**.
79 **Ва он Парвардигоре, ки чун гурусна шавам, танҳо Ӯ маро мехӯронад ва чун ташна монам, фақат Ӯ маро сероб мегардонад.**
80 **Ва чун бемор шавам, танҳо Ӯ маро шифо мебахшад. Ман ғайр аз Ӯ шифодиҳандаи дигар надорам.**
81 **Ва чун мӯҳлати зиндагиам ба охир бирасад, танҳо Ӯ маро мемиронад ва баъди марг фақат Ӯ маро зинда мегаронад.**
82 **Ва он Парвардигоре, ки дар рӯзи қиёмат танҳо аз Ӯ умеди омурзидани хатои хешро дорам.**”
83 Иброҳим дуо кард ва гуфт: “**Эй Парвардигорам, ба ман илми амиқи динӣ бидеҳ ва маро ба паёмбарони гузашта бипайванд, ба ин сурат, ки маро ҳамроҳашон дохили ҷаннат гардон.**

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Аллоҳ (ч) бо нусрат, таъйид ва наҷот доданаш аз мушкилот бо бандагони мӯъмин аст;
2.Аллоҳ (ч) дорои сифатҳои “**Азиз**” ва “**Раҳим**” аст;
3.Тақлиди кӯр-кӯрона хатари зиёд дорад;
4.Шахси мӯъмин ба Аллоҳ (ч) умеди зиёд мебандад.

وَٱجۡعَل لِّي لِسَانَ صِدۡقٖ فِي ٱلۡأٓخِرِينَ ٨٤ وَٱجۡعَلۡنِي مِن وَرَثَةِ جَنَّةِ
ٱلنَّعِيمِ ٨٥ وَٱغۡفِرۡ لِأَبِيٓ إِنَّهُۥ كَانَ مِنَ ٱلضَّآلِّينَ ٨٦ وَلَا تُخۡزِنِي يَوۡمَ
يُبۡعَثُونَ ٨٧ يَوۡمَ لَا يَنفَعُ مَالٞ وَلَا بَنُونَ ٨٨ إِلَّا مَنۡ أَتَى ٱللَّهَ بِقَلۡبٖ
سَلِيمٖ ٨٩ وَأُزۡلِفَتِ ٱلۡجَنَّةُ لِلۡمُتَّقِينَ ٩٠ وَبُرِّزَتِ ٱلۡجَحِيمُ لِلۡغَاوِينَ
٩١ وَقِيلَ لَهُمۡ أَيۡنَ مَا كُنتُمۡ تَعۡبُدُونَ ٩٢ مِن دُونِ ٱللَّهِ هَلۡ يَنصُرُونَكُمۡ
أَوۡ يَنتَصِرُونَ ٩٣ فَكُبۡكِبُواْ فِيهَا هُمۡ وَٱلۡغَاوُۥنَ ٩٤ وَجُنُودُ إِبۡلِيسَ
أَجۡمَعُونَ ٩٥ قَالُواْ وَهُمۡ فِيهَا يَخۡتَصِمُونَ ٩٦ تَٱللَّهِ إِن كُنَّا لَفِي
ضَلَٰلٖ مُّبِينٍ ٩٧ إِذۡ نُسَوِّيكُم بِرَبِّ ٱلۡعَٰلَمِينَ ٩٨ وَمَآ أَضَلَّنَآ إِلَّا
ٱلۡمُجۡرِمُونَ ٩٩ فَمَا لَنَا مِن شَٰفِعِينَ ١٠٠ وَلَا صَدِيقٍ حَمِيمٖ ١٠١ فَلَوۡ
أَنَّ لَنَا كَرَّةٗ فَنَكُونَ مِنَ ٱلۡمُؤۡمِنِينَ ١٠٢ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَأٓيَةٗۖ وَمَا كَانَ
أَكۡثَرُهُم مُّؤۡمِنِينَ ١٠٣ وَإِنَّ رَبَّكَ لَهُوَ ٱلۡعَزِيزُ ٱلرَّحِيمُ ١٠٤ كَذَّبَتۡ
قَوۡمُ نُوحٍ ٱلۡمُرۡسَلِينَ ١٠٥ إِذۡ قَالَ لَهُمۡ أَخُوهُمۡ نُوحٌ أَلَا تَتَّقُونَ ١٠٦
إِنِّي لَكُمۡ رَسُولٌ أَمِينٞ ١٠٧ فَٱتَّقُواْ ٱللَّهَ وَأَطِيعُونِ ١٠٨ وَمَآ أَسۡـَٔلُكُمۡ
عَلَيۡهِ مِنۡ أَجۡرٍۖ إِنۡ أَجۡرِيَ إِلَّا عَلَىٰ رَبِّ ٱلۡعَٰلَمِينَ ١٠٩ فَٱتَّقُواْ ٱللَّهَ
وَأَطِيعُونِ ١١٠ ۞ قَالُوٓاْ أَنُؤۡمِنُ لَكَ وَٱتَّبَعَكَ ٱلۡأَرۡذَلُونَ ١١١ الحزب ٣٨



84 **Ва бароям дар миёни касоне, ки баъд аз ман меоянд, зикри хайр ва номи нек қарор бидеҳ.**
85 **Ва маро аз меросбарони манзилҳои ҷаннате, ки бандагони мӯъминат онҷо дар нозу неъматанд, қарор дода, сокини абадии он бигардон.**
86 **Ва падарамро мағфират кун, зеро вай бегуфтугӯ, бо ширк овардан аз ҷумлаи шахсони аз роҳи ҳақ гумроҳ буд.”** Иброҳим (а) замоне дар ҳаққи падараш дуо кард, ки ҳанӯз аз аҳли дӯзах буданаш маълум набуд, вале чун дӯзахӣ буданаш маълум шуд, Иброҳим (а) аз падараш безорӣ ҷуста, минбаъд дар ҳаққаш дуои хайр накард.
87 Иброҳим дар идома гуфт: “**Ва рӯзе, ки мардум барои ҳисобу китоб барангехта мешаванд, маро бо азоби хештан шармандаву расво магардон,-**
88 **рӯзе, ки дар он на моли дар дунё ҷамъовардаи мардум ва на фарзандонашон, ки бо онҳо ифтихор мекарданд, фоидаашон намерасонад,-**
89 **ҷуз он кас, ки ба назди Аллоҳ (ч) бо дили аз ширку нифоқу риёкорӣ ва худписандӣ пок биёяд.”** Ин гуна шахс аз моли дар роҳи Худо сарфкарда ва фарзандони солеҳи хеш, ки баъд аз марг дар ҳаққи вай дуо мекарданд, суд мебарад.
90 Ва он рӯз ҷаннат барои касоне, ки бо иҷрои дастурот ва парҳез аз мамнӯот тақво мекарданд, наздик гардонида мешавад.
91 Ва дӯзах дар маҳшаргоҳ барои шахсони аз роҳи рост гумроҳ намоён сохта мешавад.
92 Ва ба дӯзахиён барои сарзанишашон гуфта мешавад: “**Бутҳое, ки дар дунё онҳоро ибодат мекардед, куҷоянд?!**
93 **Онҳоро ба ҷуз Аллоҳ (ч) мепарастидед. Оё он маъбудҳо бо ҳимоят кардани шумо аз уқубат бароятон кӯмак мерасонанд?! Ё онҳо аз уқубат боз истодан ва ба худ ёрӣ додан метавонанд?!”**
94 Пас баъзеи он гумроҳкунандагон болои баъзеи дигар ҳамроҳи гумроҳон ба дӯзах афканда мешаванд.
95 Ва тамоми шайтонҳои ёвари Иблис, бидуни истисно ба дӯзах афканда мешаванд.
96 Мушрикон дар дӯзах дар ҳоле ки бо маъбудҳои сунъии хеш кашмакаш мекунанд, мегӯянд:
97 “**Савганд ба Аллоҳ, мо аз роҳи дуруст дар гумроҳии ошкор қарор доштем-**
98 **вақте шуморо ба Парвардигори кулли мавҷудот баробар сохта, монанди Ӯ ибодат мекардем.**
99 Ва моро аз роҳи дуруст ҷуз бадкороне, ки ба ибодати маъбудҳо даъватамон намуданд, касе гумроҳ насохтааст.
100 Пас мо имрӯз шафоатгароне надорем, ки назди Худо шафоат кунанд, то моро аз азоби Ӯ бираҳонанд.
101 Ва дӯсти самимии ҳимоятгар низ надорем.
102 Пас кош мо ба зиндагонии дунё имкони бозгашт медоштем, то аз ҷумлаи мӯъминон мегаштем.
103 Ҳамоно дар зикри қиссаи Иброҳим ва оқибати такзибгарон барои ибратгирандагон ибрате ҳаст ва бештарашон мӯъмин набуданд.
104 Ва яқинан Парвардигори ту Паёмбар Ғолиби аз душманонаш интиқомситон буда, нисбат ба душманони тавбакораш Меҳрубон аст.
105 Қавми Нӯҳ он гоҳ, ки ӯро ба дурӯғгӯӣ нисбат доданд, тамоми паёмбаронро дурӯғгӯй шумурданд.
106 Вақте ба онҳо бародарашон Нӯҳ гуфт: “**Оё бо тарки ибодати ғайри Аллоҳ (ч) парҳезкорӣ намекунед?!**
107 **Ман бароятон аз сӯи Аллоҳ (ч) паёмбари амонатнигаҳдор ҳастам. Аз пайғоми Аллоҳ (ч) чизеро зиёду кам намекунам.**
108 **Пас бо иҷрои дастурот ва парҳез аз мамнӯот аз Аллоҳ (ч) битарсед ва ба он чи шуморо амр ва аз он чи наҳй мекунам, маро итоат намоед.**
109 **Ва ман дар ивази расонидани паёми Худо аз шумо музд талаб намекунам. Подоши ман ҷуз бар Парвардигори ҷаҳониён бар касе нест.**
110 **Пас бо иҷрои дастурот ва парҳез аз мамнӯот аз Аллоҳ (ч) битарсед ва ба он чи шуморо амр ва аз он чи наҳй мекунам, маро итоат намоед.”**
111 Қавмаш ба вай гуфтанд: “**Эй Нӯҳ, оё мо ба ту имон меорем ва аз динат пайравӣ ва бо он амал мекунем, ҳол он ки пайравонат мардуми пастанд, дар байнашон сарварону ашрофон нестанд?!”**

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Солим будани дил аз беморихоҳе монанди ҳасад, кибр, риёкорӣ, худписандӣ ва ғайра аҳамият калон дорад;
2.Ҳавола кардани ҷавобгарии гумроҳӣ ба зиммаи гумроҳкунанда барои гумроҳон ҳеҷ фоидае намерасонад;
3.Дурӯғ шумурдани як паёмбар маънои дурӯғ шумурдани кулли паёмбарон аст;
4.Оятҳои карима саргузашти Иброҳим (а)-ро ба таври дилнишин хулосагирӣ мекунад. Дар васати он зикри қиёматро меорад ва баъдан ба хотимаи он бармегардад.

قَالَ وَمَا عِلۡمِي بِمَا كَانُواْ يَعۡمَلُونَ ١١٢ إِنۡ حِسَابُهُمۡ إِلَّا عَلَىٰ رَبِّيۖ
لَوۡ تَشۡعُرُونَ ١١٣ وَمَآ أَنَا۠ بِطَارِدِ ٱلۡمُؤۡمِنِينَ ١١٤ إِنۡ أَنَا۠ إِلَّا نَذِيرٞ مُّبِينٞ
١١٥ قَالُواْ لَئِن لَّمۡ تَنتَهِ يَٰنُوحُ لَتَكُونَنَّ مِنَ ٱلۡمَرۡجُومِينَ ١١٦ قَالَ
رَبِّ إِنَّ قَوۡمِي كَذَّبُونِ ١١٧ فَٱفۡتَحۡ بَيۡنِي وَبَيۡنَهُمۡ فَتۡحٗا وَنَجِّنِي وَمَن
مَّعِيَ مِنَ ٱلۡمُؤۡمِنِينَ ١١٨ فَأَنجَيۡنَٰهُ وَمَن مَّعَهُۥ فِي ٱلۡفُلۡكِ ٱلۡمَشۡحُونِ
١١٩ ثُمَّ أَغۡرَقۡنَا بَعۡدُ ٱلۡبَاقِينَ ١٢٠ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَأٓيَةٗۖ وَمَا كَانَ
أَكۡثَرُهُم مُّؤۡمِنِينَ ١٢١ وَإِنَّ رَبَّكَ لَهُوَ ٱلۡعَزِيزُ ٱلرَّحِيمُ ١٢٢ كَذَّبَتۡ
عَادٌ ٱلۡمُرۡسَلِينَ ١٢٣ إِذۡ قَالَ لَهُمۡ أَخُوهُمۡ هُودٌ أَلَا تَتَّقُونَ ١٢٤ إِنِّي لَكُمۡ
رَسُولٌ أَمِينٞ ١٢٥ فَٱتَّقُواْ ٱللَّهَ وَأَطِيعُونِ ١٢٦ وَمَآ أَسۡـَٔلُكُمۡ عَلَيۡهِ
مِنۡ أَجۡرٍۖ إِنۡ أَجۡرِيَ إِلَّا عَلَىٰ رَبِّ ٱلۡعَٰلَمِينَ ١٢٧ أَتَبۡنُونَ بِكُلِّ رِيعٍ
ءَايَةٗ تَعۡبَثُونَ ١٢٨ وَتَتَّخِذُونَ مَصَانِعَ لَعَلَّكُمۡ تَخۡلُدُونَ ١٢٩
وَإِذَا بَطَشۡتُم بَطَشۡتُمۡ جَبَّارِينَ ١٣٠ فَٱتَّقُواْ ٱللَّهَ وَأَطِيعُونِ ١٣١
وَٱتَّقُواْ ٱلَّذِيٓ أَمَدَّكُم بِمَا تَعۡلَمُونَ ١٣٢ أَمَدَّكُم بِأَنۡعَٰمٖ وَبَنِينَ
١٣٣ وَجَنَّٰتٖ وَعُيُونٍ ١٣٤ إِنِّيٓ أَخَافُ عَلَيۡكُمۡ عَذَابَ يَوۡمٍ عَظِيمٖ
١٣٥ قَالُواْ سَوَآءٌ عَلَيۡنَآ أَوَعَظۡتَ أَمۡ لَمۡ تَكُن مِّنَ ٱلۡوَٰعِظِينَ ١٣٦



(112) Нӯҳ (а) дар ҷавоб гуфт: “**Ман дар бораи он чи ин мӯъминон мекунанд, чӣ медонам?! Ман нигаҳбони онҳо нестам, ки тамоми корашонро ҳисобу китоб кунам.**

(113) **Ҳисобашон танҳо дар ихтиёри Парвардигори ман аст, ки ошкору ниҳонашонро медонад. Агар шумо фаҳм медоштед ва чӣ гуфтанатонро мефаҳмидед, ҳеҷ гоҳ чунин намегуфтед.**

(114) **Ва ман ҳаргиз дархости шуморо пазируфта, мӯъминонро аз маҷлиси хеш намеронам, ки шумо имон биоваред.**

(115) **Ман бимдиҳандаи ошкоре беш нестам. Шуморо аз азоби Худо метарсонам.**”

(116) Қавмаш ба вай гуфтанд: “**Эй Нӯҳ, агар аз даъвати хеш боз наистӣ, бегумон мавриди дашном қарор мегирӣ ва аз шахсони бо роҳи сангсор кушташуда мегардӣ.**”

(117) Нӯҳ (а) Парвардигорашро дуо карда гуфт: “**Парвардигоро, ба дурустӣ, қавмам маро ба дурӯғгӯӣ нисбат доданд ва ба ман дар он чи аз назди Ту овардаам, бовар накарданд.**

(118) **Пас миёни ман ва миёни онҳо ҳукме карда, онҳоро барои пофишорӣ дар ботил ҳалок соз ва маро бо ҳамраҳони мӯъминам аз он чи қавми кофирамро бо он ҳалок месозӣ, раҳоӣ бибахш.**”

(119) Пас дуои Нӯҳро пазируфтем ва ӯро бо мӯъминони ҳамроҳаш буда дар киштии пур аз мардум ва ҳайвонот наҷот додем.

(120) Сипас баъд аз онҳо қавми боқимондаи Нӯҳро ғарқ сохтем.

(121) Ҳамоно дар зикри қиссаи Нӯҳу қавмаш, наҷот ёфтани онҳо ва ҳалокшавии кофирон барои ибратгирандагон пандест ва бештарашон мӯъмин набуданд.

(122) Ва бешак, Парвардигори ту Паёмбар Ғолиби аз душманонаш интиқомситон буда, нисбат ба душманони тавбакораш Меҳрубон аст.

(123) Қавми Од вақте паёмбарашон Ҳудро дурӯғгӯ донистанд, ҳама паёмбаронро дурӯғгӯ шумурданд.

(124) Ба хотир биёр он гоҳ, ки паёмбарашон Ҳуд ба онҳо гуфт: “**Оё бо тарки ибодати ғайри Аллоҳ (ч) парҳезкорӣ намекунед?!**

(125) **Ман бароятон аз сӯи Аллоҳ (ч) паёмбари амонатнигаҳдор ҳастам. Аз пайғоми Аллоҳ (ч) чизеро зиёду кам намекунам.**

(126) **Пас бо иҷрои дастурот ва парҳез аз мамнӯот аз Аллоҳ (ч) битарсед ва ба он чи шуморо амр ва аз он чи наҳй мекунам, маро итоат намоед.**

(127) **Ва ман дар ивази расонидани паёми илоҳӣ аз шумо музд талаб намекунам. Подоши ман ҷуз бар Парвардигори ҷаҳониён бар касе нест.**

(128) **Оё шумо дар ҳар макони баланд беҳуда кохи сар ба фалак кашидае месозед, ки дар дунёву охират бароятон суде намеорад?!**

(129) **Ва қалъаҳову қасрҳое бино мекунед, ки гӯё дар ин дунё абадӣ мемонед ва аз он ҷудо намешавед?!**

(130) **Ва вақте касеро ба воситаи қатлу зарб муҷозот мекунед ва ҳамлавар мешавед, чун саркашону мутакаббирон бераҳмона ҷазо медиҳед ва ҳамлавар мегардед.**

(131) **Пас бо иҷрои дастурот ва парҳез аз мамнӯот аз Аллоҳ (ч) битарсед ва ба он чи шуморо амр ва аз он чи наҳй мекунам, маро итоат намоед.**

(132) **Ва аз ғазаби Парвардигоре, ки ба шумо неъматҳоеро додааст, ки онро медонед, битарсед.**

(133) **Ба шумо неъматҳо ва фарзандони зиёд додааст.**

(134) **Ва ба шумо боғҳо ва чашмаҳои ҷорӣ ато намудааст.**

(135) **Эй қавмам, ҳамоно ман барои шумо аз азоби рӯзи бузурги қиёмат метарсам.**”

(136) Қавмаш ба ӯ гуфтанд: “**Панд додану надодани ту бароямон баробар аст. Мо ба ту имон намеорем ва аз роҳамон намегардем.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Бандагони дар имон овардан пешдастӣ карда агарчи фақиру нотавон ҳам бошанд, дорои фазилати махсусанд;

2.Ҳалок гардонидани золимону наҷот додани мӯъминон қонуни илоҳӣ аст;

3.Рағбати аз ҳад зиёд ба дунё хатарнок аст;

4.Ин оятҳо саркашӣ ва якравии аҳли ботилро нишон медиҳанд.

إِنْ هَٰذَا إِلَّا خُلُقُ الْأَوَّلِينَ ﴿١٣٧﴾ وَمَا نَحْنُ بِمُعَذَّبِينَ ﴿١٣٨﴾ فَكَذَّبُوهُ
فَأَهْلَكْنَاهُمْ ۗ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَآيَةً ۖ وَمَا كَانَ أَكْثَرُهُمْ مُؤْمِنِينَ ﴿١٣٩﴾
وَإِنَّ رَبَّكَ لَهُوَ الْعَزِيزُ الرَّحِيمُ ﴿١٤٠﴾ كَذَّبَتْ ثَمُودُ الْمُرْسَلِينَ ﴿١٤١﴾ إِذْ
قَالَ لَهُمْ أَخُوهُمْ صَالِحٌ أَلَا تَتَّقُونَ ﴿١٤٢﴾ إِنِّي لَكُمْ رَسُولٌ أَمِينٌ ﴿١٤٣﴾
فَاتَّقُوا اللَّهَ وَأَطِيعُونِ ﴿١٤٤﴾ وَمَا أَسْأَلُكُمْ عَلَيْهِ مِنْ أَجْرٍ ۖ إِنْ أَجْرِيَ
إِلَّا عَلَىٰ رَبِّ الْعَالَمِينَ ﴿١٤٥﴾ أَتُتْرَكُونَ فِي مَا هَاهُنَا آمِنِينَ ﴿١٤٦﴾
فِي جَنَّاتٍ وَعُيُونٍ ﴿١٤٧﴾ وَزُرُوعٍ وَنَخْلٍ طَلْعُهَا هَضِيمٌ ﴿١٤٨﴾
وَتَنْحِتُونَ مِنَ الْجِبَالِ بُيُوتًا فَارِهِينَ ﴿١٤٩﴾ فَاتَّقُوا اللَّهَ وَأَطِيعُونِ
﴿١٥٠﴾ وَلَا تُطِيعُوا أَمْرَ الْمُسْرِفِينَ ﴿١٥١﴾ الَّذِينَ يُفْسِدُونَ فِي الْأَرْضِ
وَلَا يُصْلِحُونَ ﴿١٥٢﴾ قَالُوا إِنَّمَا أَنْتَ مِنَ الْمُسَحَّرِينَ ﴿١٥٣﴾ مَا أَنْتَ
إِلَّا بَشَرٌ مِثْلُنَا فَأْتِ بِآيَةٍ إِنْ كُنْتَ مِنَ الصَّادِقِينَ ﴿١٥٤﴾ قَالَ
هَٰذِهِ نَاقَةٌ لَهَا شِرْبٌ وَلَكُمْ شِرْبُ يَوْمٍ مَعْلُومٍ ﴿١٥٥﴾ وَلَا تَمَسُّوهَا
بِسُوءٍ فَيَأْخُذَكُمْ عَذَابُ يَوْمٍ عَظِيمٍ ﴿١٥٦﴾ فَعَقَرُوهَا فَأَصْبَحُوا
نَادِمِينَ ﴿١٥٧﴾ فَأَخَذَهُمُ الْعَذَابُ ۗ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَآيَةً ۖ وَمَا كَانَ
أَكْثَرُهُمْ مُؤْمِنِينَ ﴿١٥٨﴾ وَإِنَّ رَبَّكَ لَهُوَ الْعَزِيزُ الرَّحِيمُ ﴿١٥٩﴾



137 **Ин чизҳое, ки аз наздат бофта ва моро аз он метарсонӣ, ҷуз дину одат ва ахлоқи пешиниён чизе нест.**
138 **Ва мо барои ин амалҳоямон азоб карда намешавем.**"
139 Пас такзиби Ҳуди паёмбарашонро идома доданд. Бинобар ин онҳоро бо боди аз хайру баракат холӣ ҳалок сохтем. Ҳамоно дар зикри ҳалокати қавми Ҳуд барои ибратгирандагон панд аст ва бештарашон мӯъмин набуданд.
140 Ва бешак, Парвардигори ту Паёмбар Ғолиби аз душманонаш интиқомситон буда, нисбат ба душманони тавбакораш Меҳрубон аст.
141 Қавми Самуд бо дурӯғгӯ донистани паём-барашон Солеҳ ҳама паёмбаронро дурӯғгӯ шумурданд.
142 Он гоҳ, ки бародари насабиашон Солеҳ ба онҳо гуфт: "**Оё бо тарки ибодати ғайри Аллоҳ (ч) парҳезкорӣ намекунед?!**
143 **Ман бароятон аз сӯи Аллоҳ (ч) паёмбари амонатнигаҳдор ҳастам. Аз пайғоми Аллоҳ (ч) чизеро зиёду кам намекунам.**
144 **Пас бо иҷрои дастурот ва парҳез аз мамнӯот аз Аллоҳ (ч) битарсед ва ба он чи шуморо амр ва аз он чи наҳӣ мекунам, маро итоат намоед.**
145 **Ва ман дар ивази расонидани паёми илоҳӣ аз шумо музд талаб намекунам. Подоши ман ҷуз бар Парвардигори ҷаҳониён бар касе нест.**
146 **Оё умедворед, ки дар хайру неъмат осудаю эмин гузошта мешавед?!**
147 **Дар боғҳо ва чашмаҳои ҷорӣ?**
148 **Дар зироатҳо ва дарахтони хурмое, ки меваи он мулоими пухта расидааст?**
149 **Ва кӯҳҳоро моҳирона пора мекунед, то барои худ хонаҳо бисозед.**
150 **Пас бо иҷрои дастурот ва парҳез аз мамнӯот аз Аллоҳ (ч) битарсед ва ба он чи шуморо амр ва аз он чи наҳӣ мекунам, маро итоат намоед.**
151 **Ва таслими амри касоне машавед, ки бо содир намудани гуноҳ дар ҳаққи хештан ҷиноят кардаанд,-**
152 **касоне, ки бо нашри маъсият дар рӯи замин фасодкорӣ мекунанд ва худро бо пойбандӣ ба ибодат ислоҳ намесозанд.**"
153 Қавмаш дар ҷавоб гуфтанд: "**Ҳамоно ту аз ҷумлаи шахсони борҳо ҷодушудаӣ, то ҳадде, ки ҷоду дар ақлат таъсир расонида, онро тира кардааст.**
154 **Ту ба монанди мо инсоне беш нестӣ. Аз мо ҳеҷ бартарӣ надорӣ, ки лоиқи паёмбарӣ бошӣ. Пас агар дар даъвоят содиқӣ, аломате биёвар, ки ба паёмбариат далолат кунад.**"
155 Солеҳ, ки Аллоҳ (ч) ба ӯ модашутури аз дохили харсанг берун овардаашро мӯъҷиза дода буд, ба қавмаш гуфт: "**Ин модашутуре, ки дар пеши чашматон намоён аст, хобу хаёл нест, аз обнӯшӣ ҳиссаи худро дорад ва шумо ҳиссаи худро доред. Вай дар рӯзи ҳиссаи шумо об наменӯшад ва шумо дар рӯзи ҳиссаи вай об наменӯшед.**
156 **Бо куштан ё задан ба вай зиён нарасонед, зеро агар чунин кунед, ба сабаби ин амали бади хеш шуморо аз назди Худо азобе мерасад, ки ба воситаи он дар рӯзи бузург ҳалокатон мегардонад. Бузургии он рӯз дар он аст, ки ба шумо балои сахт фуруд меояд.**"
157 Пас Самуди қавми Солеҳ барои куштани модашутур бо ҳам иттифоқ бастанд. Аз байнашон бадбахттаринашон онро кушт. Пас аз ин барои корашон пушаймон шуданд. Зеро яқинан медонистанд, ки дучори уқубат мегарданд, аммо ҳангоми мушоҳидаи азоб пушаймонӣ фоида надорад.
158 Пас онҳоро уқубати ваъдашудаи зилзила ва наъраи сахт фаро гирифт. Ба дурустӣ ки дар зикри саргузашти Солеҳ ва қавмаш барои ибратгирандагон панд аст ва бештарашон мӯъмин набуданд.
159 Ва бешак, Парвардигори ту Паёмбар Ғолиби аз душманонаш интиқомситон буда, нисбат ба душманони тавбакораш Меҳрубон аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Бо вуҷуди куфр пайи ҳам омадани неъматҳо аломати тадриҷан ҳалок сохтани шахс аст;
2.Мақсад аз ёдоварии неъматҳо он аст, ки банда имон оварда, ба сӯи Парвардигор баргардад;
3.Маъсият сабаби фосид гаштани замин мегардад.

كَذَّبَتْ قَوْمُ لُوطٍ ٱلْمُرْسَلِينَ ﴿١٦٠﴾ إِذْ قَالَ لَهُمْ أَخُوهُمْ لُوطٌ أَلَا تَتَّقُونَ
﴿١٦١﴾ إِنِّي لَكُمْ رَسُولٌ أَمِينٌ ﴿١٦٢﴾ فَٱتَّقُوا۟ ٱللَّهَ وَأَطِيعُونِ ﴿١٦٣﴾ وَمَآ
أَسْـَٔلُكُمْ عَلَيْهِ مِنْ أَجْرٍ ۖ إِنْ أَجْرِيَ إِلَّا عَلَىٰ رَبِّ ٱلْعَٰلَمِينَ ﴿١٦٤﴾
أَتَأْتُونَ ٱلذُّكْرَانَ مِنَ ٱلْعَٰلَمِينَ ﴿١٦٥﴾ وَتَذَرُونَ مَا خَلَقَ لَكُمْ رَبُّكُم
مِّنْ أَزْوَٰجِكُم ۚ بَلْ أَنتُمْ قَوْمٌ عَادُونَ ﴿١٦٦﴾ قَالُوا۟ لَئِن لَّمْ تَنتَهِ يَٰلُوطُ
لَتَكُونَنَّ مِنَ ٱلْمُخْرَجِينَ ﴿١٦٧﴾ قَالَ إِنِّي لِعَمَلِكُم مِّنَ ٱلْقَالِينَ ﴿١٦٨﴾
رَبِّ نَجِّنِي وَأَهْلِي مِمَّا يَعْمَلُونَ ﴿١٦٩﴾ فَنَجَّيْنَٰهُ وَأَهْلَهُۥٓ أَجْمَعِينَ ﴿١٧٠﴾
إِلَّا عَجُوزًا فِي ٱلْغَٰبِرِينَ ﴿١٧١﴾ ثُمَّ دَمَّرْنَا ٱلْـَٔاخَرِينَ ﴿١٧٢﴾ وَأَمْطَرْنَا عَلَيْهِم
مَّطَرًا ۖ فَسَآءَ مَطَرُ ٱلْمُنذَرِينَ ﴿١٧٣﴾ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَـَٔايَةً ۖ وَمَا كَانَ أَكْثَرُهُم
مُّؤْمِنِينَ ﴿١٧٤﴾ وَإِنَّ رَبَّكَ لَهُوَ ٱلْعَزِيزُ ٱلرَّحِيمُ ﴿١٧٥﴾ كَذَّبَ أَصْحَٰبُ
لْـَٔيْكَةِ ٱلْمُرْسَلِينَ ﴿١٧٦﴾ إِذْ قَالَ لَهُمْ شُعَيْبٌ أَلَا تَتَّقُونَ ﴿١٧٧﴾ إِنِّي لَكُمْ
رَسُولٌ أَمِينٌ ﴿١٧٨﴾ فَٱتَّقُوا۟ ٱللَّهَ وَأَطِيعُونِ ﴿١٧٩﴾ وَمَآ أَسْـَٔلُكُمْ عَلَيْهِ
مِنْ أَجْرٍ ۖ إِنْ أَجْرِيَ إِلَّا عَلَىٰ رَبِّ ٱلْعَٰلَمِينَ ﴿١٨٠﴾ ۞ أَوْفُوا۟ ٱلْكَيْلَ وَلَا رُبُع الحِزْب ٣٨
تَكُونُوا۟ مِنَ ٱلْمُخْسِرِينَ ﴿١٨١﴾ وَزِنُوا۟ بِٱلْقِسْطَاسِ ٱلْمُسْتَقِيمِ ﴿١٨٢﴾
وَلَا تَبْخَسُوا۟ ٱلنَّاسَ أَشْيَآءَهُمْ وَلَا تَعْثَوْا۟ فِي ٱلْأَرْضِ مُفْسِدِينَ ﴿١٨٣﴾



160 Қавми Лут (а) чун паёмбарашонро ба дурӯғгӯӣ нисбат доданд, ҳамаи паёмбаронро дурӯғгӯй шумурданд.
161 Он гоҳ, ки бародари насабиашон Лут (а) ба онҳо гуфт: "**Оё бо тарки ибодати ғайри Аллоҳ (ч) парҳезкорӣ намекунед?!**
162 **Ман бароятон аз сӯи Аллоҳ (ч) паёмбари амонатнигаҳдор ҳастам. Аз пайғоми Аллоҳ (ч)чизеро зиёду кам намекунам.**
163 **Пас бо иҷрои дастурот ва парҳез аз мамнӯот аз Аллоҳ (ч) битарсед ва ба он чи шуморо амр ва аз он чи наҳӣ мекунам, маро итоат намоед.**
164 **Ва ман дар ивази расонидани паёми илоҳӣ аз шумо музд талаб намекунам. Подоши ман ҷуз бар Парвардигори ҷаҳониён бар касе нест.**
165 **Оё аз миёни мардум бо мардон омезиши ҷинсӣ мекунед?**
166 **Ва ҳамсаронатонро, ки Аллоҳ (ч) барои қазои шаҳвати шумо халқашон кардааст, раҳо месозед? Балки шумо бо ин амали қабеҳи хилофи фитрати солим аз марзҳои гузоштаи Парвардигор гузаштаед.**"
167 Қавмаш дар ҷавоб гуфтанд: "**Эй Лут, савганд мехӯрем, ки агар аз ин суханони худ боз наистӣ, ту ва ҳамраҳонат аз деҳаи мо ихроҷ хоҳед гашт.**"
168 Лут (а) дар посухашон гуфт: "**Бешак, ман ба ин амали шумо нафрат дорам ва нописандаш медонам.**"
169 Вай ба Парвардигораш рӯй оварда гуфт: "**Парвардигоро, аз азобе, ки ба зудӣ ба ин гурӯҳ аз сабаби содир кардани амали зишт мерасонӣ, маро ва хонадонамро наҷот бидеҳ.**"
170 Пас Мо дуои Лутро пазируфтем ва ӯро бо ҳамаи аҳли байташ наҷот додем,-
171 ҷуз ҳамсараш, ки беимон буда, аз боқимондагони ҳалокшуда гардид.
172 Баъд аз он ки Лут бо хонадонаш аз деҳаи ба номи "**Садум**" баромад, пас аз вай боқимондаи қавмашро ба шиддат ҳалок сохтем.
173 Ва бар онҳо аз осмон монанди нозилшавии борон сангҳоро фуруд овардем. Пас бороне, ки бар ин ҷамоаи аз сӯи Лут таҳдидшуда фуруд омад, борони баде буд. Лут мудом ин қавмро аз азоби Худо бим дода, таъкид менамуд, ки агар кори бадашонро идома диҳанд, дучори уқубати сахт мегарданд.
174 Бегумон дар зикри қиссаи қавми Лут, ки ба сабаби анҷоми амали зишт ба уқубати сахт мубтало гаштанд, барои ибратгирандагон панд аст ва бештарашон имон надоштанд.
175 Ва бешак, Парвардигори ту Паёмбар Ғолиби аз душманонаш интиқомситон буда, нисбат ба душманони тавбакораш Меҳрубон аст.
176 Чун сокинони деҳаи дорои боғи сердарахти наздикии шаҳри Мадян паёмбарашон Шуайбро дурӯғгӯ донистанд, ҳама паёмбаронро дурӯғгӯ шумурданд.
177 Он гоҳ, ки паёмбарашон Шуайб ба онҳо гуфт: "**Оё бо тарки ибодати ғайри Аллоҳ (ч) парҳезкорӣ намекунед?!**
178 **Ман бароятон аз сӯи Аллоҳ (ч) паёмбари амонатнигаҳдор ҳастам. Аз пайғоми Аллоҳ (ч) чизеро зиёду кам намекунам.**
179 **Пас бо иҷрои дастурот ва парҳез аз мамнӯот аз Аллоҳ (ч) битарсед ва ба он чи шуморо амр ва аз он чи наҳӣ мекунам, маро итоат намоед.**
180 **Ва ман дар ивази расонидани паёми илоҳӣ аз шумо музд талаб намекунам. Подоши ман ҷуз бар Парвардигори ҷаҳониён бар касе нест.**
181 **Чун барои мардум чизеро мефурӯшед, паймонаро комил кунед ва дар тиҷорат аз камкунандагони паймона набошед.**
182 **Ва вақте дар тиҷорат барои дигарон чизеро бармекашед, бо тарозӯи дуруст баркашед.**
183 **Ва ҳуқуқи мардумро кам насозед ва дар замин бо содир кардани маъсият фасодкорӣ накунед.**

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Амали бачабозӣ хилофи фитрати солим ва ҷинояти бузург аст;
2.Яке аз намунаҳои озмоиши даъватгар он аст, ки хонадонаш аз ҷумлаи кофирон ё исёнгарон бошанд;
3.Вақте уқубати илоҳӣ меояд, алоқаҳои заминӣ ба соҳибаш суд намеорад, магар дар сурати бо имон ҳамроҳ будани он;
4.Пурра кардани паймонаву тарозӯ фарз ва кам карданаш ҳаром мебошад.

وَٱتَّقُواْ ٱلَّذِي خَلَقَكُمۡ وَٱلۡجِبِلَّةَ ٱلۡأَوَّلِينَ ١٨٤ قَالُوٓاْ إِنَّمَآ أَنتَ مِنَ
ٱلۡمُسَحَّرِينَ ١٨٥ وَمَآ أَنتَ إِلَّا بَشَرٞ مِّثۡلُنَا وَإِن نَّظُنُّكَ لَمِنَ
ٱلۡكَٰذِبِينَ ١٨٦ فَأَسۡقِطۡ عَلَيۡنَا كِسَفٗا مِّنَ ٱلسَّمَآءِ إِن كُنتَ
مِنَ ٱلصَّٰدِقِينَ ١٨٧ قَالَ رَبِّيٓ أَعۡلَمُ بِمَا تَعۡمَلُونَ ١٨٨ فَكَذَّبُوهُ
فَأَخَذَهُمۡ عَذَابُ يَوۡمِ ٱلظُّلَّةِۚ إِنَّهُۥ كَانَ عَذَابَ يَوۡمٍ عَظِيمٍ ١٨٩
إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَأٓيَةٗۖ وَمَا كَانَ أَكۡثَرُهُم مُّؤۡمِنِينَ ١٩٠ وَإِنَّ رَبَّكَ
لَهُوَ ٱلۡعَزِيزُ ٱلرَّحِيمُ ١٩١ وَإِنَّهُۥ لَتَنزِيلُ رَبِّ ٱلۡعَٰلَمِينَ ١٩٢ نَزَلَ بِهِ
ٱلرُّوحُ ٱلۡأَمِينُ ١٩٣ عَلَىٰ قَلۡبِكَ لِتَكُونَ مِنَ ٱلۡمُنذِرِينَ ١٩٤ بِلِسَانٍ
عَرَبِيّٖ مُّبِينٖ ١٩٥ وَإِنَّهُۥ لَفِي زُبُرِ ٱلۡأَوَّلِينَ ١٩٦ أَوَلَمۡ يَكُن لَّهُمۡ ءَايَةً
أَن يَعۡلَمَهُۥ عُلَمَٰٓؤُاْ بَنِيٓ إِسۡرَٰٓءِيلَ ١٩٧ وَلَوۡ نَزَّلۡنَٰهُ عَلَىٰ بَعۡضِ ٱلۡأَعۡجَمِينَ
١٩٨ فَقَرَأَهُۥ عَلَيۡهِم مَّا كَانُواْ بِهِۦ مُؤۡمِنِينَ ١٩٩ كَذَٰلِكَ سَلَكۡنَٰهُ
فِي قُلُوبِ ٱلۡمُجۡرِمِينَ ٢٠٠ لَا يُؤۡمِنُونَ بِهِۦ حَتَّىٰ يَرَوُاْ ٱلۡعَذَابَ
ٱلۡأَلِيمَ ٢٠١ فَيَأۡتِيَهُم بَغۡتَةٗ وَهُمۡ لَا يَشۡعُرُونَ ٢٠٢ فَيَقُولُواْ
هَلۡ نَحۡنُ مُنظَرُونَ ٢٠٣ أَفَبِعَذَابِنَا يَسۡتَعۡجِلُونَ ٢٠٤ أَفَرَءَيۡتَ
إِن مَّتَّعۡنَٰهُمۡ سِنِينَ ٢٠٥ ثُمَّ جَآءَهُم مَّا كَانُواْ يُوعَدُونَ ٢٠٦



184 **Ва аз азоби Худое, ки шумо ва умматҳои гузаштаро халқ кардааст, битарсед.”**

185 Қавми Шуайб дар ҷавобаш гуфтанд: “**Бешак, ту аз ҷумлаи шахсони борҳо ҷодушудаӣ, то ҳадде, ки сеҳр дар ақлат таъсир расонида, онро тира кардааст.**

186 **Ва ту монанди мо инсоне беш нестӣ. Аз мо ҳеҷ бартарӣ надорӣ. Пас читавр паёмбар мешавӣ?! Ва мо туро дар даъвои он ки гӯё фиристодаи Худо ҳастӣ, дурӯғгӯе беш намедонем.**

187 **Пас агар дар даъвои хеш содиқ бошӣ, бар мо қитъаҳое аз осмонро фурӯ бирез.”**

188 Шуайб дар ҷавоб гуфт: “**Парвардигорам ширку куфреро, ки анҷом медиҳед, беҳтар медонад. Ҳеҷ чизе аз аъмоли шумо аз Ӯ махфӣ нест.”**

189 Пас такзиби худро идома доданд. Дар натиҷа ба онҳо азоби бағоят ҳавлнок расид. Баъд аз рӯзи гармои сахт абрпорае бар сарашон соя афканд ва бар онҳо борони оташ борида, ҳамаашонро нобуд сохт. Ҳамоно рӯзи ҳалок сохтани онҳо, рӯзи даҳшатнок буд.

190 Бешак, дар зикри ҳалокати қавми Шуайб ибратгирандагонро панд аст ва бештарашон имон надоштанд.

191 Ва бешак, Парвардигори ту Паёмбар Ғолиби аз душманонаш интиқомгир буда, нисбат ба душманони тавбакораш Меҳрубон аст.

192 Ва ҳамоно ин Қуръони бар Муҳаммад (с) фурудомада аз сӯи Парвардигори тамоми мавҷудот нозил карда шудааст.

193 Онро Ҷабраили амонатнигаҳдор (а) фуруд овардааст.

194 Эй Паёмбар, онро Ҷабраил (а) бар дилат нозил намудааст, то аз зумраи паёмбароне бошӣ, ки мардумро аз азоб бим медиҳанд.

195 Онро бо забони арабии равшан нозил кардааст.

196 Ва яқинан Қуръон дар Китобҳои гузаштагон зикр шудааст. Китобҳои осмонии қаблӣ дар бораи нузули Қуръон башорат додаанд.

197 Оё барои ин ҷамоаи такзибгар ҳамин аломати исботкунандаи ростқавлиат басанда нест, ки Бани Исроил ба монанди Абдуллоҳ ибни Салом (р) барҳақ будани ин Китоби бар ту нозилшударо медонанд?!

198 Ва агар Мо ин Қуръонро ба баъзе ғайри арабҳое, ки бо забони арабӣ сухан карда наметавонанд, фуруд меовардем,-

199 пас он ғайри араб ин Китобро бар аҳли Макка қироат мекард, имон намеоварданд. Чунки баҳона ҷуста мегуфтанд: “**Мо ин Китобро намефаҳмем.**” Пас шукри Худоро ба ҷо оранд, ки Қуръон бо забони модариашон фуруд омадааст.

200 Мо ҳамин гуна куфр ва такзибро дар дилҳои бадкорон дохил кардем.

201 Онҳо то дидани азоби дардовар аз куфрашон барнамегарданд ва ба Қуръон имон намеоранд.

202 Пас азоби дардовар ба онҳо ногаҳон меояд, дар ҳоле онҳо аз омадани он огоҳӣ намеёбанд ва ғофилгир мешаванд.

203 Пас вақте азоб ногаҳон ояд, аз рӯи ҳасрат мегӯянд: “**Оё ба мо мӯҳлат дода мешавад, то тавба кунем?**”

204 Оё ин кофирон бо гуфтани: “**Ҳаргиз ба ту имон намеорем, то вақте ки осмонро чунончи даъво дорӣ, пора-пора бар сарамон фурӯ бирезӣ**”, мехоҳанд азоби Мо зудтар пеш аз замони муайяншуда ба онҳо бирасад?!

205 Пас эй Паёмбар, ба Ман хабар бидеҳ, агар Мо ин кофирони аз қабули имон рӯйтофтаро солҳои дароз бо неъматҳоямон баҳраманд созем,-

206 сипас ба онҳо баъди солҳои дарози баҳрабарӣ аз нозу неъмат азобе, ки барояшон ваъда дода мешуд, биёяд,-

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ҳар қадар шахс дар забони арабӣ бештар фурӯ равад, ба ҳамон андоза Қуръонро беҳтар мефаҳмад;

2.Оятҳои карима нишондиҳанди онанд, ки барои мағлуб сохтани мушрикон ва кофирон истифода бурдан аз эътирофи шахсони боинсофи аҳли Китоб оиди исботи ҳақ будани Қуръони карим ва дар маҷмӯъ дини Ислом дуруст аст;

3.Неъматҳое, ки кофирон дар дунё ба он ноил мегарданд, барои тадриҷан ҳалоксозии онҳост ва ин аломати назди Худо гиромӣ будани эшон нест.

مَآ أَغْنَىٰ عَنْهُم مَّا كَانُوا۟ يُمَتَّعُونَ ٢٠٧ وَمَآ أَهْلَكْنَا مِن قَرْيَةٍ إِلَّا
لَهَا مُنذِرُونَ ٢٠٨ ذِكْرَىٰ وَمَا كُنَّا ظَٰلِمِينَ ٢٠٩ وَمَا تَنَزَّلَتْ بِهِ
ٱلشَّيَٰطِينُ ٢١٠ وَمَا يَنۢبَغِى لَهُمْ وَمَا يَسْتَطِيعُونَ ٢١١ إِنَّهُمْ عَنِ
ٱلسَّمْعِ لَمَعْزُولُونَ ٢١٢ فَلَا تَدْعُ مَعَ ٱللَّهِ إِلَٰهًا ءَاخَرَ فَتَكُونَ
مِنَ ٱلْمُعَذَّبِينَ ٢١٣ وَأَنذِرْ عَشِيرَتَكَ ٱلْأَقْرَبِينَ ٢١٤ وَٱخْفِضْ
جَنَاحَكَ لِمَنِ ٱتَّبَعَكَ مِنَ ٱلْمُؤْمِنِينَ ٢١٥ فَإِنْ عَصَوْكَ فَقُلْ إِنِّى
بَرِىٓءٌ مِّمَّا تَعْمَلُونَ ٢١٦ وَتَوَكَّلْ عَلَى ٱلْعَزِيزِ ٱلرَّحِيمِ ٢١٧ ٱلَّذِى
يَرَىٰكَ حِينَ تَقُومُ ٢١٨ وَتَقَلُّبَكَ فِى ٱلسَّٰجِدِينَ ٢١٩ إِنَّهُۥ هُوَ ٱلسَّمِيعُ
ٱلْعَلِيمُ ٢٢٠ هَلْ أُنَبِّئُكُمْ عَلَىٰ مَن تَنَزَّلُ ٱلشَّيَٰطِينُ ٢٢١ تَنَزَّلُ عَلَىٰ
كُلِّ أَفَّاكٍ أَثِيمٍ ٢٢٢ يُلْقُونَ ٱلسَّمْعَ وَأَكْثَرُهُمْ كَٰذِبُونَ ٢٢٣
وَٱلشُّعَرَآءُ يَتَّبِعُهُمُ ٱلْغَاوُۥنَ ٢٢٤ أَلَمْ تَرَ أَنَّهُمْ فِى كُلِّ وَادٍ
يَهِيمُونَ ٢٢٥ وَأَنَّهُمْ يَقُولُونَ مَا لَا يَفْعَلُونَ ٢٢٦ إِلَّا ٱلَّذِينَ
ءَامَنُوا۟ وَعَمِلُوا۟ ٱلصَّٰلِحَٰتِ وَذَكَرُوا۟ ٱللَّهَ كَثِيرًا وَٱنتَصَرُوا۟ مِنۢ
بَعْدِ مَا ظُلِمُوا۟ ۗ وَسَيَعْلَمُ ٱلَّذِينَ ظَلَمُوٓا۟ أَىَّ مُنقَلَبٍ يَنقَلِبُونَ ٢٢٧

آياتها ٩٣ — سُورَةُ النَّمْلِ — ترتيبها ٢٧



207 Он неъмате, ки дар дунё аз он баҳраманд мегаштанд, ба онҳо чӣ манфиате мебахшад?! Ҳамаи он неъматҳо завол ёфта, барояшон ҳеҷ манфиате намерасонад.

208 Ва Мо ҳеҷ умматеро ҳалок насохтаем, магар ин ки барояшон бо фиристодани паёмбарон ва нозил кардани Китобҳо ҳеҷ узре боқӣ нагузоштем.

209 Паёмбарон онҳоро ба хотири панд доданашон аз укубати Мо метарсониданд ва Мо ҳаргиз бо азоб намуданашон золим набудем.

210 Ва ин Қуръонро бар Паёмбар (с) шайтонҳо нозил накардаанд.

211 Ва сазовор нест, ки Шайтонҳо онро бар қалби Паёмбар нозил кунанд ва онҳо ин корро карда ҳам наметавонанд.

212 Барои он шайтонҳо аз уҳдаи ин кор намебароянд, ки онҳо аз макони шунидани Қуръон дар осмон барканоршуда ҳастанд. Модом ки чунин аст, пас чӣ гуна ба онҷо мерасанд ва онро фуруд меоранд?!

213 Пас ҳамроҳи Аллоҳ (ч) маъбуди дигареро ибодат макун, зеро агар ба Аллоҳи Ягона ширк биёрӣ, аз ҷумлаи азобшудагон мегардӣ.

214 Ва эй Паёмбар, аз қавмат нахуст нафарони наздиктарин, пас наздиктар, баъдан наздикро бим бидеҳ, зеро агар дар ширк бимонанд, гирифтори азоби илоҳӣ мегарданд.

215 Ва гуфтору кирдоратро барои мӯъминоне, ки аз ту пайравӣ мекунанд, бо меҳру дилсӯзӣ ба онҳо нарм гардон ва фурӯтанӣ намо.

216 Пас агар аз фармонат дар бораи яктопарастӣ ва итоати Худо нофармонӣ кунанд, он вакт ба онҳо бигӯ: “**Бешак, ман аз он ширку маъсияте, ки анҷом медиҳед, безорам.**”

217 Ва дар корҳоят ба Худои Ғолибе такя кун, ки аз душманонаш интиқом гирифта, ба душманони тавбакораш Меҳрубон аст.

218 Он Худое, ки чун ба намоз бархезӣ, туро мебинад.

219 Ва дар байни намозгузорон аз як ҳолат ба ҳолате гаштанатро низ мебинад. Корҳое, ки ту ва дигарон мекунед, аз Ӯ махфӣ нест.

220 Яқинан Ӯ Шунавои Доност. Қуръон ва зикреро, ки дар намоз мехонӣ, мешунавад ва аз мақсадат огоҳӣ дорад.

Чун мушрикон даъво карданд, ки Қуръонро ба Паёмбари Худо (с) шайтонҳо фуруд меоранд ва Паёмбар (с) шоир аст, Аллоҳ (ч) дар ояти зерин ба онҳо ҷавоб дода гуфт:

221 Оё шуморо хабар диҳам шайтонҳое, ки бо даъвои шумо ин Қуръонро нозил кардаанд, бар кӣ фуруд меоянд?

222 Шайтонҳо бар ҳар дурӯғгӯи бисёр бадкор ба мисли фолбинҳо фуруд меоянд.

223 Шайтонҳо аз олами малакут маълумотро дуздида, ба дӯстони фолибини хеш меафкананд ва бештари фолбинҳо дурӯғгӯянд. Агар як калима рост бигӯянд, сад калимаи дигар дурӯғ мегӯянд.

224 Ва аз шоирон, ки даъво доред, Муҳаммад (с) аз зумраи онҳост, гумроҳон пайравӣ менамоянд. Гумроҳон шеъри эҷодкардаи онҳоро ривоят мекунанд.

225 Эй Паёмбар, магар яке аз аломатҳои гумроҳии шоиронро намебинӣ, ки онҳо дар ҳар роҳе саргардон ва беҳадаф мегарданд. Дар ашъорашон гоҳо мадҳу гоҳо мазаммат ва баъзан кори дигар мекунанд.

226 Ва онҳо дурӯғ мегӯянд. Мегӯянд, он корро кардем, дар ҳоле ки онро накардаанд. Ва ба гуфтаи худ амал намекунанд.

227 Магар он шоироне ба монанди Ҳассон ибни Собит, ки имон овардаанд ва амали нек кардаанд ва Аллоҳ (ч)-ро бисёр зикр кардаанд баъди аз сӯи душманон мавриди зулм қарор гирифтанашон аз онҳо интиқоми худро ситонидаанд. Ва ба зудӣ касоне, ки бо ширк овардан ба Худо ва ситам дар ҳаққи мардум зулм кардаанд, хоҳанд донист, ки ба куҷо бозмегарданд. Онҳо ба ҷои бағоят ҳавлнок ва бозпурсии дақиқ бозмегарданд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Аллоҳ таоло одил буда, ҳаргиз дар ҳаққи касе зулм намекунад;
2. Қуръон аз ин ки шайтонҳо ба он наздик шаванд, пок аст;
3. Сифати нармхӯӣ барои даъватгарон аҳамияти калон дорад;
4. Тамоми шеър бад нест, балки баъзеи он хуб ва баъзеаш бад аст.

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

طسٓۚ تِلۡكَ ءَايَٰتُ ٱلۡقُرۡءَانِ وَكِتَابٖ مُّبِينٍ ١ هُدٗى وَبُشۡرَىٰ الحزب ٣٨
لِلۡمُؤۡمِنِينَ ٢ ٱلَّذِينَ يُقِيمُونَ ٱلصَّلَوٰةَ وَيُؤۡتُونَ ٱلزَّكَوٰةَ وَهُم
بِٱلۡأٓخِرَةِ هُمۡ يُوقِنُونَ ٣ إِنَّ ٱلَّذِينَ لَا يُؤۡمِنُونَ بِٱلۡأٓخِرَةِ زَيَّنَّا لَهُمۡ
أَعۡمَٰلَهُمۡ فَهُمۡ يَعۡمَهُونَ ٤ أُوْلَٰٓئِكَ ٱلَّذِينَ لَهُمۡ سُوٓءُ ٱلۡعَذَابِ
وَهُمۡ فِي ٱلۡأٓخِرَةِ هُمُ ٱلۡأَخۡسَرُونَ ٥ وَإِنَّكَ لَتُلَقَّى ٱلۡقُرۡءَانَ مِن
لَّدُنۡ حَكِيمٍ عَلِيمٍ ٦ إِذۡ قَالَ مُوسَىٰ لِأَهۡلِهِۦٓ إِنِّيٓ ءَانَسۡتُ نَارٗا سَـَٔاتِيكُم
مِّنۡهَا بِخَبَرٍ أَوۡ ءَاتِيكُم بِشِهَابٖ قَبَسٖ لَّعَلَّكُمۡ تَصۡطَلُونَ ٧ فَلَمَّا جَآءَهَا
نُودِيَ أَنۢ بُورِكَ مَن فِي ٱلنَّارِ وَمَنۡ حَوۡلَهَا وَسُبۡحَٰنَ ٱللَّهِ رَبِّ
ٱلۡعَٰلَمِينَ ٨ يَٰمُوسَىٰٓ إِنَّهُۥٓ أَنَا ٱللَّهُ ٱلۡعَزِيزُ ٱلۡحَكِيمُ ٩ وَأَلۡقِ عَصَاكَۚ
فَلَمَّا رَءَاهَا تَهۡتَزُّ كَأَنَّهَا جَآنّٞ وَلَّىٰ مُدۡبِرٗا وَلَمۡ يُعَقِّبۡۚ يَٰمُوسَىٰ لَا تَخَفۡ
إِنِّي لَا يَخَافُ لَدَيَّ ٱلۡمُرۡسَلُونَ ١٠ إِلَّا مَن ظَلَمَ ثُمَّ بَدَّلَ حُسۡنَۢا بَعۡدَ
سُوٓءٖ فَإِنِّي غَفُورٞ رَّحِيمٞ ١١ وَأَدۡخِلۡ يَدَكَ فِي جَيۡبِكَ تَخۡرُجۡ بَيۡضَآءَ مِنۡ
غَيۡرِ سُوٓءٖۖ فِي تِسۡعِ ءَايَٰتٍ إِلَىٰ فِرۡعَوۡنَ وَقَوۡمِهِۦٓۚ إِنَّهُمۡ كَانُواْ قَوۡمٗا فَٰسِقِينَ
١٢ فَلَمَّا جَآءَتۡهُمۡ ءَايَٰتُنَا مُبۡصِرَةٗ قَالُواْ هَٰذَا سِحۡرٞ مُّبِينٞ ١٣



## СУРАИ “НАМЛ”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА АЗ РӮИ ТАРТИБ БИСТУ ҲАФТУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ ДОРОИ НАВАДУ СЕ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Бо Қуръон миннат ниҳодан ба Паёмбар (с), тарғиб ба сипосгузорӣ аз ин неъмат ва сабр дар роҳи таблиғи он ба мардум.

### Тафсир:

1 **“То. Син.”**[1] Ин оятҳои бар ту Муҳаммад (с) нозилгашта оятҳои Қуръон ва Китоби равшанест, ки дар он шубҳаю нофаҳмӣ нест. Ҳар ки дар бораи Қуръон биандешад, медонад, ки он аз сӯи Худо омадааст.

2 Ин оятҳо раҳнамои сӯи ҳақиқат ва муждарасони мӯъминон аст-

3 он мӯъминоне, ки намозро бо сурати комил барпо медоранд ва закоти молашонро дар ҷоҳои муқаррарсохтаи Худо медиҳанд ва онҳо ба подошу уқубати охират яқин доранд.

4 Ба дурустӣ, кофироне, ки ба охират ва подошу уқубати он имон намеоранд, Мо аъмоли зишти онҳоро бароящон ороиш ва нек нишон додаем. Эшон корҳои зишти хештанро идома медиҳанд. Пас онҳо дар ҳолати саргардонӣ қарор гирифта, ба сӯи ҳақ роҳ намеёбанд.

5 Ин ҷамоаи васфшуда касонеанд, ки онҳоро дар дунё ба воситаи куштошавӣ ва асир афтодан азоби бад буда ва онҳо дар охират воқеан зиёнкортарин мардуманд. Зеро дар қиёмат бо ҷовид мондан дар дӯзах бар ҷони худ ва хонадонашон зиён меоранд.

6 Ва бегумон Қуръон ба ту Паёмбар аз назди Парвардигоре дода мешавад, ки дар офариниш, чорасозӣ ва аҳкомаш Ҳакими Доно аст. Манфиати бандагон аз Ӯ пӯшида нест.

7 Эй Паёмбар, замонеро ба ёд биёр, ки Мӯсо ба хонадонаш гуфт: “**Ҳамоно ман оташеро дидам. Ба зудӣ бароятон аз назди он оташ аз фурӯзонандаи он хабаре меорам, ки моро раҳнамоӣ мекунад, ё аз он бароятон шӯълаи оташе меорам, то худро ба ин восита аз сардӣ гарм созед.**”

8 Пас чун Мӯсо ба макони оташ расид, Аллоҳ (ч) ӯро нидо кард: “**Муқаддас аст Худое, ки нишонаи қудраташ дар оташ намоён аст ва муборакaнд фариштагоне, ки дар атрофи он қарор доранд. Ва Парвардигори оламиён аз сифатҳои нолоике, ки гумроҳон Ӯро бо он тавсиф мекунанд, Боазамат ва Пок аст.**”

9 Аллоҳ (ч) хитоб ба Мӯсо гуфт: “**Эй Мӯсо, ҳамоно Ман Аллоҳи ҳамеша Ғолиби дар офариниш, андозагирӣ ва қонунгузорӣ Ҳаким ҳастам.**

10 **Ва асои хешро биафкан.**” Мӯсо фармони Худоро иҷро карда асояшро афканд. Пас чун Мӯсо асоро дид, ки ҳаракат мекунад, мисли он ки мори чобук аст, аз наздаш пушт тофта, фирор кард ва ба ақиб барнагашт. Аллоҳ (ч) ба Мӯсо гуфт: “**Аз ин асои ба мор ивазшуда натарс. Зеро ба дарустӣ ки паёмбарон дар назди Ман аз ҳеҷ чиз наметарсанд.**

11 **Лекин ҳар ки бо содир намудани маъсият бар ҷони хеш ситам кунад, сипас тавба намояд, пас ҳамоно Ман нисбат ба вай бағоят Бахшандаи Меҳрубонам.**

12 **Ва дастатро ба гиребонат дохил кун, он бидуни он ки ба бемории махав мубтало гашта бошад, дар ҳоле берун мешавад, ки мисли барф сафед аст. Ин аз ҷумлаи нӯҳ мӯъҷизаи асо, дасти тобон, малах, шапуш, қурбоққа, хун, тӯфон, қаҳтӣ ва камшавии ҳосилот буда, ростқавлии туро нишон медиҳад, ту бо маҷмӯи ин мӯъҷизаҳо ба сӯи Фиръавн ва қавмаш фиристода шудаӣ. Ҳамоно онҳо аз сабаби кофиршавӣ қавми аз итоати Худо хориҷ буданд.”**

13 Пас чун ин мӯъҷизаҳое, ки бо он Мӯсоро таъйид намудем, дар сурати равшан бароящон омад, гуфтанд: “**Ин мӯъҷизаҳои ба Мӯсо омада ҷодуи ошкор аст.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Қуръон раҳнамо ва муждарасони мӯъминон аст;
2. Куфр сабаби пайравии сухану кирдори ботил ва саргардониву изтироб мегардад;
3. Парвардигор паёмбаронашро аз ҳама бадӣ муҳофизат мекунад ва эмин нигоҳ медорад.

---

1. Дар оғози сураи Бақара сухан оиди тафсири оятҳои шабеҳи ин ҳуруф гузашта аст. (**Аз муллифон**)

وَجَحَدُوا۟ بِهَا وَٱسْتَيْقَنَتْهَآ أَنفُسُهُمْ ظُلْمًا وَعُلُوًّا ۚ فَٱنظُرْ كَيْفَ
كَانَ عَٰقِبَةُ ٱلْمُفْسِدِينَ ﴿١٤﴾ وَلَقَدْ ءَاتَيْنَا دَاوُۥدَ وَسُلَيْمَٰنَ عِلْمًا ۖ
وَقَالَا ٱلْحَمْدُ لِلَّهِ ٱلَّذِى فَضَّلَنَا عَلَىٰ كَثِيرٍ مِّنْ عِبَادِهِ ٱلْمُؤْمِنِينَ
﴿١٥﴾ وَوَرِثَ سُلَيْمَٰنُ دَاوُۥدَ ۖ وَقَالَ يَٰٓأَيُّهَا ٱلنَّاسُ عُلِّمْنَا مَنطِقَ
ٱلطَّيْرِ وَأُوتِينَا مِن كُلِّ شَىْءٍ ۖ إِنَّ هَٰذَا لَهُوَ ٱلْفَضْلُ ٱلْمُبِينُ ﴿١٦﴾
وَحُشِرَ لِسُلَيْمَٰنَ جُنُودُهُۥ مِنَ ٱلْجِنِّ وَٱلْإِنسِ وَٱلطَّيْرِ فَهُمْ
يُوزَعُونَ ﴿١٧﴾ حَتَّىٰٓ إِذَآ أَتَوْا۟ عَلَىٰ وَادِ ٱلنَّمْلِ قَالَتْ نَمْلَةٌ يَٰٓأَيُّهَا
ٱلنَّمْلُ ٱدْخُلُوا۟ مَسَٰكِنَكُمْ لَا يَحْطِمَنَّكُمْ سُلَيْمَٰنُ وَجُنُودُهُۥ وَهُمْ
لَا يَشْعُرُونَ ﴿١٨﴾ فَتَبَسَّمَ ضَاحِكًا مِّن قَوْلِهَا وَقَالَ رَبِّ أَوْزِعْنِىٓ
أَنْ أَشْكُرَ نِعْمَتَكَ ٱلَّتِىٓ أَنْعَمْتَ عَلَىَّ وَعَلَىٰ وَٰلِدَىَّ وَأَنْ أَعْمَلَ
صَٰلِحًا تَرْضَىٰهُ وَأَدْخِلْنِى بِرَحْمَتِكَ فِى عِبَادِكَ ٱلصَّٰلِحِينَ
﴿١٩﴾ وَتَفَقَّدَ ٱلطَّيْرَ فَقَالَ مَا لِىَ لَآ أَرَى ٱلْهُدْهُدَ أَمْ كَانَ
مِنَ ٱلْغَآئِبِينَ ﴿٢٠﴾ لَأُعَذِّبَنَّهُۥ عَذَابًا شَدِيدًا أَوْ لَأَا۟ذْبَحَنَّهُۥٓ
أَوْ لَيَأْتِيَنِّى بِسُلْطَٰنٍ مُّبِينٍ ﴿٢١﴾ فَمَكَثَ غَيْرَ بَعِيدٍ فَقَالَ
أَحَطتُ بِمَا لَمْ تُحِطْ بِهِۦ وَجِئْتُكَ مِن سَبَإٍۭ بِنَبَإٍ يَقِينٍ ﴿٢٢﴾



(14) Ва Фиръавну қавмаш аз рӯи зулм ва кибр варзидан аз қабули ҳақиқат ба ин мӯъҷизаҳои равшан кофир шуданд ва иқрор накарданд, ҳол он ки қалбашон дар бораи он ки ин мӯъҷизаҳо аз назди Аллоҳ (ч), аст, яқин дошт. Пас эй Паёмбар, андеша кун, ки оқибати шахсони дар замин бо куфру гуноҳ фасодкор ба чӣ анҷомид. Бешубҳа, Мо онҳоро ҳалок ва маҳв гардонидем.

(15) Ва Мо ба дурустӣ ки ба Довуд ва писараш Сулаймон дониш, аз он ҷумла дониши забони паррандагонро додем. Ва Довуду Сулаймон шукри илоҳиро ба ҷо оварда гуфтанд: "**Сипос Худовандеро, ки бо нубувват ва мусаххар гардонидани ҷинҳову шайтонҳо моро бар бештари бандагони мӯъминаш бартарӣ бахшид.**"

(16) Ва Сулаймон аз падараш Довуд нубувват, илм ва салтанатро ба мерос бурд ва ӯ эҳсони Худоро дар ҳаққи хештан ва падараш ёдоварӣ намуда гуфт: "**Эй мардум, Аллоҳ (ч) барои мо қудрати фаҳмидани сухани паррандагонро омухтааст ва бароямон аз ҳар чизе, ки ба паёмбарону подшоҳон додааст, ато намудааст. Ба дурустӣ ки ин лутфу эҳсонҳои Парвардигор фазли ошкор аст.**"

(17) Ва барои Сулаймон сипоҳиёнаш аз ҷин ва одамӣ ва парранда аз ҳар гӯша ҷамъ оварда шуд. Пас онҳо бо тартиб ронда мешуданд.

(18) Артиши Сулаймон пайваста бо низом ронда мешуданд, то он ки чун ба водии мӯрон (**макони дар Шом**) расиданд, як мӯрчае гуфт: "**Эй ҷамоаи мӯрчагон, ба манзилҳои хеш дароед, то Сулаймон ва лашкариёнаш надониста шуморо ҳалок насозанд. Зеро агар онҳо аз шумо Огоҳ бошанд, ҳаргиз поймолатон намекунанд.**"

(19) Пас чун Сулаймон сухани он мӯрчаро шунид, аз гапи гуфтааш хандаи бо табассум намуд ва ба Парвардигораш мурочиат карда гуфт: "**Парвардигоро, ба ман тавфиқу илҳом деҳ, то шукри неъматеро, ки ба ман ва падару модарам инъом кардаӣ, ба ҷо орам ва амали шоистаи мавриди писанди Туро анҷом диҳам ва маро бо раҳмати Хеш дар зумраи бандагони солеҳат дохил намо.**"

(20) Ва Сулаймон ҷӯёи аҳволи паррандагон шуда, онҳоро аз назар гузаронид ва ҳудҳудро дар миёнашон надид. Пас гуфт: "**Чаро ман ҳудҳудро намебинам? Оё аз диданаш чизе монеъ шудааст ё вай аз ҷумлаи ғоибоншудагон аст?**"

(21) Пас чун ғоиб будани ҳудҳуд маълумаш гардид, гуфт: "**Савганд меҳӯрам, ки ӯро муҷозоти сахт мекунам ё сарашро барои уқубати ғоиб гаштанаш мебурам ё бароям дар бораи набуданаш далели равшани баёнгари узрашро меорад.**"

(22) Пас ҳудҳуд дар ғоибиаш дуру дароз наистод. Пас чун омад, ба Сулаймон гуфт: "**Ман дар бораи чизе огоҳӣ ёфтам, ки ту аз он огоҳ нестӣ ва аз назди сокинони шаҳри Сабаъ бароят хабари рости аз шубҳа холӣ овардаам.**

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Табассум хандаи шахсони соҳибвиқор аст;

2.Шукри неъмат одоби паёмбарон ва бандагони солеҳ бо Худост;

3.Ин оятҳо ифодагари он аст, ки бояд узри солеҳон пазируфта шавад;

4.Оятҳои муборака ба мо сиёсати раиятдориро таълим медиҳад, ки бояд шахси сазовори уқубат муҷозот шуда, узри шахсони маъзур пазируфта гардад;

5.Гоҳо назди хурдсолон донише ёфта мешавад, ки калонсон онро надоранд.

إِنِّي وَجَدتُّ ٱمۡرَأَةٗ تَمۡلِكُهُمۡ وَأُوتِيَتۡ مِن كُلِّ شَيۡءٖ وَلَهَا
عَرۡشٌ عَظِيمٞ ﴿٢٣﴾ وَجَدتُّهَا وَقَوۡمَهَا يَسۡجُدُونَ لِلشَّمۡسِ
مِن دُونِ ٱللَّهِ وَزَيَّنَ لَهُمُ ٱلشَّيۡطَٰنُ أَعۡمَٰلَهُمۡ فَصَدَّهُمۡ عَنِ ٱلسَّبِيلِ
فَهُمۡ لَا يَهۡتَدُونَ ﴿٢٤﴾ أَلَّا يَسۡجُدُواْۤ لِلَّهِ ٱلَّذِي يُخۡرِجُ ٱلۡخَبۡءَ فِي
ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضِ وَيَعۡلَمُ مَا تُخۡفُونَ وَمَا تُعۡلِنُونَ ﴿٢٥﴾ ٱللَّهُ
لَآ إِلَٰهَ إِلَّا هُوَ رَبُّ ٱلۡعَرۡشِ ٱلۡعَظِيمِ۩ ﴿٢٦﴾ ۞قَالَ سَنَنظُرُ
أَصَدَقۡتَ أَمۡ كُنتَ مِنَ ٱلۡكَٰذِبِينَ ﴿٢٧﴾ ٱذۡهَب بِّكِتَٰبِي هَٰذَا
فَأَلۡقِهۡ إِلَيۡهِمۡ ثُمَّ تَوَلَّ عَنۡهُمۡ فَٱنظُرۡ مَاذَا يَرۡجِعُونَ ﴿٢٨﴾ قَالَتۡ يَٰٓأَيُّهَا
ٱلۡمَلَؤُاْ إِنِّيٓ أُلۡقِيَ إِلَيَّ كِتَٰبٞ كَرِيمٌ ﴿٢٩﴾ إِنَّهُۥ مِن سُلَيۡمَٰنَ وَإِنَّهُۥ
بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ ﴿٣٠﴾ أَلَّا تَعۡلُواْ عَلَيَّ وَأۡتُونِي مُسۡلِمِينَ ﴿٣١﴾
قَالَتۡ يَٰٓأَيُّهَا ٱلۡمَلَؤُاْ أَفۡتُونِي فِيٓ أَمۡرِي مَا كُنتُ قَاطِعَةً أَمۡرًا حَتَّىٰ
تَشۡهَدُونِ ﴿٣٢﴾ قَالُواْ نَحۡنُ أُوْلُواْ قُوَّةٖ وَأُوْلُواْ بَأۡسٖ شَدِيدٖ وَٱلۡأَمۡرُ
إِلَيۡكِ فَٱنظُرِي مَاذَا تَأۡمُرِينَ ﴿٣٣﴾ قَالَتۡ إِنَّ ٱلۡمُلُوكَ إِذَا دَخَلُواْ قَرۡيَةً
أَفۡسَدُوهَا وَجَعَلُوٓاْ أَعِزَّةَ أَهۡلِهَآ أَذِلَّةٗۚ وَكَذَٰلِكَ يَفۡعَلُونَ ﴿٣٤﴾
وَإِنِّي مُرۡسِلَةٌ إِلَيۡهِم بِهَدِيَّةٖ فَنَاظِرَةُۢ بِمَ يَرۡجِعُ ٱلۡمُرۡسَلُونَ ﴿٣٥﴾



(23) **Бешак, ман онҷо занеро пайдо кардам, ки бар мардуми он сарзамин ҳукмронӣ мекард ва ба ин зан ҳар чиз аз абзори нерӯ ва салтанат дода шудааст ва ӯ соҳиби тахти бузурге буда, аз рӯи он корҳои раияташро идора мекунад.**
(24) **Он зан ва қавмашро дар ҳолате ёфтам, ки ҷуз Аллоҳ (ч) ба офтоб саҷда мекунанд ва Шайтон дар назарашон амалҳои ширку гуноҳашонро ороиш дода, пас онҳоро аз роҳи ҳақ баргардонидааст. Бинобар ин, ба сӯи ҳақ роҳ намеёбанд.**
(25) **Шайтон корҳои ширку гуноҳро дар назарашон зинат дод, то онҳо ба Аллоҳи Ягона саҷда накунанд, Он Зоте, ки борони дар осмонҳо ва растании дар замин пинҳонро берун месозад ва он чиро аз корҳои хеш пинҳон ва он чиро ошкор мекунед, медонад.**
(26) **Ӯ Аллоҳест, ки ҷуз Ӯ маъбуди ҳақиқие нест, Парвардигори ҷаҳониён аст.”**
(27) Сулаймон ба ҳудҳуд гуфт: “**Хоҳем дид, ки оё ту дар даъвои хеш рост гуфтаӣ ё аз ҷумлаи дурӯғгӯён ҳастӣ.**”
(28) Пас Сулаймон номае навишт ва онро ба ҳудҳуд дода гуфт: “**Ин номаи маро бибар ва онро назди аҳли Сабаъ биандоз ва ба онҳо бисупор ва аз наздашон ба як тарафе, ки туро набинанд, канор бирав, пас ба он чи дар бораи нома мегӯянд, гӯш фаро бидеҳ.**”
(29) Маликаи Сабаъ номаро гирифта гуфт: “**Эй ашрофон, ҳамоно ба сӯи ман номаи арзишманд андохта шудааст.**
(30) **Мазмуни ин номаи аз сӯи Сулаймон фиристодашудаи бо “Бисмиллоҳи-р-раҳмони-р-раҳим” оғозшуда чунин аст, ки:**
(31) **“Кибр наварзед ва дар ҳоле наздам оед, ки ба яктопарастӣ ва тарки ширк, ки шуморо ба сӯи он даъват мекунам, таслимшуда ва фармонбардор бошед. Зеро шумо офтобро мепарастед.””**
(32) Малика гуфт: “**Эй сарварону амалдорон, дар ин бобат роҳи дурустро бароям баён кунед. Ман то вақте ки шумо наздам ҳозир нашавед ва назари хештанро матраҳ накунед, дар ҳеҷ коре ҳукм намекунам ва тасмим намегирам.**”
(33) Амалдорони қавмаш гуфтанд: “**Мо дорои нерӯи бузург ва соҳибони корзори шадидем ва дар ин бобат назари асосӣ- назари туст. Пас бубин, ки моро ба чӣ амр мекунӣ. Чунки ба ҳар коре, ки дастур медиҳӣ, мо қудрати амалӣ гардонидани онро дорем.**”
(34) Малика гуфт: “**Ҳамоно подшоҳон вақте ба деҳае дароянд, онро бо куштору одамрабори ва ғоратгарӣ табоҳ мегардонанд ва сарварону ашрофонашро баъди соҳибиззату арҷманд буданашон хор месозанд. Ва подшоҳон замоне алайҳи сокинони деҳае ғолиб шаванд, ҳамин гуна рафтор мекунанд, то тухми ҳайбат ва тарсро дар қалби мардум бикоранд.**
(35) **Ва ба дурустӣ ки ман ба соҳиби нома ва қавмаш армуғон мефиристам ва мебинам, ки фиристодагонам баъди расонидани он армуғон аз наздаш чӣ хабар меоранд.”**

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Инкор кардани ҳудҳуд амали ширку куфри сокинони Сабаъро далели он аст, ки имон назди махлуқот фитрӣ аст;

2.Бояд қазияи шахси дар ҳодисае гумонбар ва ҳуҷҷатҳояш таҳқиқ карда шавад;

3.Яке аз одоби навиштани нома он аст, ки бо “**Бисмиллоҳ...**” оғоз гардад;

4.Ошкор сохтани иззати мӯъмин назди аҳли ботил кори матлуб аст.

فَلَمَّا جَآءَ سُلَيۡمَٰنَ قَالَ أَتُمِدُّونَنِ بِمَالٖ فَمَآ ءَاتَىٰنِۦَ ٱللَّهُ خَيۡرٞ مِّمَّآ
ءَاتَىٰكُمۚ بَلۡ أَنتُم بِهَدِيَّتِكُمۡ تَفۡرَحُونَ ٣٦ ٱرۡجِعۡ إِلَيۡهِمۡ فَلَنَأۡتِيَنَّهُم
بِجُنُودٖ لَّا قِبَلَ لَهُم بِهَا وَلَنُخۡرِجَنَّهُم مِّنۡهَآ أَذِلَّةٗ وَهُمۡ صَٰغِرُونَ ٣٧
قَالَ يَٰٓأَيُّهَا ٱلۡمَلَؤُاْ أَيُّكُمۡ يَأۡتِينِي بِعَرۡشِهَا قَبۡلَ أَن يَأۡتُونِي مُسۡلِمِينَ
٣٨ قَالَ عِفۡرِيتٞ مِّنَ ٱلۡجِنِّ أَنَا۠ ءَاتِيكَ بِهِۦ قَبۡلَ أَن تَقُومَ مِن مَّقَامِكَۖ
وَإِنِّي عَلَيۡهِ لَقَوِيٌّ أَمِينٞ ٣٩ قَالَ ٱلَّذِي عِندَهُۥ عِلۡمٞ مِّنَ ٱلۡكِتَٰبِ أَنَا۠
ءَاتِيكَ بِهِۦ قَبۡلَ أَن يَرۡتَدَّ إِلَيۡكَ طَرۡفُكَۚ فَلَمَّا رَءَاهُ مُسۡتَقِرًّا عِندَهُۥ
قَالَ هَٰذَا مِن فَضۡلِ رَبِّي لِيَبۡلُوَنِيٓ ءَأَشۡكُرُ أَمۡ أَكۡفُرُۖ وَمَن شَكَرَ فَإِنَّمَا
يَشۡكُرُ لِنَفۡسِهِۦۖ وَمَن كَفَرَ فَإِنَّ رَبِّي غَنِيّٞ كَرِيمٞ ٤٠ قَالَ نَكِّرُواْ لَهَا
عَرۡشَهَا نَنظُرۡ أَتَهۡتَدِيٓ أَمۡ تَكُونُ مِنَ ٱلَّذِينَ لَا يَهۡتَدُونَ ٤١ فَلَمَّا
جَآءَتۡ قِيلَ أَهَٰكَذَا عَرۡشُكِۖ قَالَتۡ كَأَنَّهُۥ هُوَۚ وَأُوتِينَا ٱلۡعِلۡمَ مِن قَبۡلِهَا
وَكُنَّا مُسۡلِمِينَ ٤٢ وَصَدَّهَا مَا كَانَت تَّعۡبُدُ مِن دُونِ ٱللَّهِۖ إِنَّهَا كَانَتۡ مِن
قَوۡمٖ كَٰفِرِينَ ٤٣ قِيلَ لَهَا ٱدۡخُلِي ٱلصَّرۡحَۖ فَلَمَّا رَأَتۡهُ حَسِبَتۡهُ لُجَّةٗ
وَكَشَفَتۡ عَن سَاقَيۡهَاۚ قَالَ إِنَّهُۥ صَرۡحٞ مُّمَرَّدٞ مِّن قَوَارِيرَۗ قَالَتۡ رَبِّ
إِنِّي ظَلَمۡتُ نَفۡسِي وَأَسۡلَمۡتُ مَعَ سُلَيۡمَٰنَ لِلَّهِ رَبِّ ٱلۡعَٰلَمِينَ ٤٤



36 Пас вақте фиристодаи он малика ҳамроҳи ёваронаш бо тӯҳфаи шоҳона назди Сулаймон омаданд, Сулаймон тӯҳфа овардани онҳоро рад карда гуфт: “**Оё мехоҳед бо молҳоятон ба ман кӯмак расонед, то диққатамро аз масъалаҳои мутааллиқ ба шумо ба дигар тараф баргардонед. Пас нубувват, салтанат ва дороие, ки Аллоҳ (ч) онро бароям додааст, аз он чи ба шумо ато кардааст, беҳтар аст. Балки ин шумоед, ки бо он чи аз матои дунё бароятон тӯҳфа мешавад, шодмон мегардед.**”

37 Сулаймон ба фиристодаи Малика гуфт: “**Бо тӯҳфаи овардаат назди Малика ва қавмаш баргард. Пас савганд, ки агар Маликаву қавмаш ихтиёран наздамон наоянд, мо бо лашкаре наздашон меоем, ки тавони муқобилияташро надоранд ва онҳоро аз шаҳри Сабаъ баъди он ки онҷо соҳибиззату арҷманд буданд, залилона ва таҳқиршуда берун месозем.**”

38 Сулаймон хитоб ба саркардагони қавмаш гуфт: “**Эй бузургон, кӣ аз шумо тахти Маликаи Сабаъро пеш аз он ки бо атрофиёнаш наздам таслимшуда оянд, бароям меорад?**”

39 Яке аз ҷинҳои қавипайкари нерӯманд посух дода гуфт: “**Ман тахти Маликаи Сабаъро пеш аз он ки аз ин ҷоят бархезӣ, наздат меорам. Ва бешак, ман барои бардоштани он тахт нерӯманд буда, вобаста ба ҷавоҳир ва дигар ашёи арзишмандаш амонатдорам. Аз ин ҷиҳат аз он чизеро кам намесозам.**”

40 Марди неки донишманди дар маҷлиси Сулаймон ҳозир буда, ки дорои илми Китоб ва аз донандагони исми аъзам буд, он исме, ки агар ба василаи он аз Аллоҳ (ч) чизе дархост шавад, он дуоро қабул мекунад, гуфт: “**Ман тахти ӯро қабл аз як мижа заданат наздат меорам. Ба ин маъно, ки Худоро дуо мекунам, онро дар ҳол ҳозир месозад.**” Худо дуои он мардро пазируфт. Пас вақте Сулаймон тахти Маликаро назди худ ҳозир дид, гуфт: “**Ин аз фазли Парвардигори ман аст, то маро биозмояд, ки оё шукри неъматҳои Ӯро ба ҷо меорам, ё носипосӣ мекунам? Ва ҳар ки шукри Худоро ба ҷо орад, пас фоидааш ба худаш бармегардад. Зеро Парвардигор Тавонгар аст. Шукри шумо ҳеҷ чизи Ӯро намеафзояд. Ва ҳар ки неъматҳои Худоро носипосӣ карда, шукрашро ба ҷо наорад, пас ба дурустӣ, Парвардигорам аз шукргузориаш Бениёзу Карим аст.**” Аз ҷумлаи карамаш он аст, ки аз бандагони носипос эҳсонашро қатъ намесозад.

41 Сулаймон гуфт: “**Тахти шоҳии Маликаро аз шакли доштаи он тағйир диҳед, то бубинем оё пай бурда, тахташро мешиносад, ё аз ҷумлаи он касоне мегардад, ки ба шинохтани ашёи худ пай намебаранд.**”

42 Пас вақте Маликаи Сабаъ назди Сулаймон омад, ба вай ҳамчун санҷишаш гуфта шуд: “**Оё тахти ту ҳамин гуна аст?**” Вай дар посух мутобиқ ба пурсиш гуфт: “**Гӯё ин тахт ҳамон тахти ман аст.**” Пас Сулаймон гуфт: “**Ва Аллоҳ (ч) пеш аз ин Маликаи Сабаъ ба мо илм дод ва мо қабл аз вай тобеъ ва тобеи амри Аллоҳ (ч) будем.**”

43 Ва он чи ин Малика аз рӯи пайравии қавмаш ва тақлидкорӣ ғайр аз Аллоҳ (ч) мепарастид, ӯро аз яктопарастӣ баргардонида буд. Ҳамоно Малика аз ҷумлаи қавми кофир буд. Ӯ низ кофир буд.

44 Ба Малика гуфта шуд: “**Ба қаср дохил шав.**” Он қаср ба шакли болои об монандӣ дошт. Пас чун Малика он қасрро дид, онро ҳавзи об пиндошт. Пас ду соқи пойҳояшро бараҳна кард, то дохили он гардад. Сулаймон гуфт: “**Ба дурустӣ ки ин қасри ҳамвору аз шишаҳо сохта шудааст.**” Сулаймон ӯро ба Ислом даъват кард. Даъвати Сулаймонро пазируфта гуфт: “**Парвардигоро, бешак, ман бо парастидани дигар маъбудҳои ботил дар ҳаққи хеш зулм кардаам ва бо Сулаймон ба Аллоҳи Офаридгори кулли мавҷудот мутеъ ва таслим шудам.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Иззати имондорӣ шахсро аз мутаассир гардидан ба дунё нигоҳ медорад;
2.Хушҳолӣ ба моддиёт ва ба пуррагӣ майл намудан ба сӯи он яке аз сифатҳои кофирон аст;
3.Эҳсоси бандаи мӯъмин дар баробари неъматҳои илоҳӣ доим бедор мебошад;
4.Бо мақсади шинохтани шахси муқобил ва бар асоси маърифат муомила кардан санҷидани вай дуруст аст;
5.Шахси соҳибҳақ бояд бартарии худро бар душмани ноҳаққаш ошкор созад, то дар вай таъсир гузорад.

وَلَقَدۡ أَرۡسَلۡنَآ إِلَىٰ ثَمُودَ أَخَاهُمۡ صَٰلِحًا أَنِ ٱعۡبُدُواْ ٱللَّهَ
فَإِذَا هُمۡ فَرِيقَانِ يَخۡتَصِمُونَ ٤٥ قَالَ يَٰقَوۡمِ لِمَ تَسۡتَعۡجِلُونَ
بِٱلسَّيِّئَةِ قَبۡلَ ٱلۡحَسَنَةِۖ لَوۡلَا تَسۡتَغۡفِرُونَ ٱللَّهَ لَعَلَّكُمۡ
تُرۡحَمُونَ ٤٦ قَالُواْ ٱطَّيَّرۡنَا بِكَ وَبِمَن مَّعَكَۚ قَالَ طَٰٓئِرُكُمۡ
عِندَ ٱللَّهِۖ بَلۡ أَنتُمۡ قَوۡمٞ تُفۡتَنُونَ ٤٧ وَكَانَ فِي ٱلۡمَدِينَةِ
تِسۡعَةُ رَهۡطٖ يُفۡسِدُونَ فِي ٱلۡأَرۡضِ وَلَا يُصۡلِحُونَ ٤٨
قَالُواْ تَقَاسَمُواْ بِٱللَّهِ لَنُبَيِّتَنَّهُۥ وَأَهۡلَهُۥ ثُمَّ لَنَقُولَنَّ لِوَلِيِّهِۦ
مَا شَهِدۡنَا مَهۡلِكَ أَهۡلِهِۦ وَإِنَّا لَصَٰدِقُونَ ٤٩ وَمَكَرُواْ
مَكۡرٗا وَمَكَرۡنَا مَكۡرٗا وَهُمۡ لَا يَشۡعُرُونَ ٥٠ فَٱنظُرۡ
كَيۡفَ كَانَ عَٰقِبَةُ مَكۡرِهِمۡ أَنَّا دَمَّرۡنَٰهُمۡ وَقَوۡمَهُمۡ
أَجۡمَعِينَ ٥١ فَتِلۡكَ بُيُوتُهُمۡ خَاوِيَةَۢ بِمَا ظَلَمُوٓاْۚ إِنَّ
فِي ذَٰلِكَ لَأٓيَةٗ لِّقَوۡمٖ يَعۡلَمُونَ ٥٢ وَأَنجَيۡنَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ
وَكَانُواْ يَتَّقُونَ ٥٣ وَلُوطًا إِذۡ قَالَ لِقَوۡمِهِۦٓ أَتَأۡتُونَ
ٱلۡفَٰحِشَةَ وَأَنتُمۡ تُبۡصِرُونَ ٥٤ أَئِنَّكُمۡ لَتَأۡتُونَ ٱلرِّجَالَ
شَهۡوَةٗ مِّن دُونِ ٱلنِّسَآءِۚ بَلۡ أَنتُمۡ قَوۡمٞ تَجۡهَلُونَ ٥٥



(45) Ва ҳамоно Мо ба сӯи Самуд бародари насабии онҳо Солеҳро фиристодем, ки танҳо Аллоҳ (ч)-ро бипарастед. Пас онҳо ногаҳон дар баробари даъвати Солеҳ ба ду гурӯҳи мӯъминону кофирон чудо шуда, дар бораи он ки кадомашон ҳаққанд, бо ҳам кашмакаш мекарданд.

(46) Солеҳ ба онҳо гуфт: “**Чаро қабл аз дархости раҳмат зудтар омадани азобро талаб мекунед?! Чаро аз Аллоҳ (ч) омурзидани гуноҳонатонро намехоҳед, то мавриди раҳматаш қарор гиред?!**”

(47) Қавмаш аз қабули ҳақ саркашӣ карда, дар ҷавоб гуфтанд: “**Мо аз ту ва аз мӯъминони ҳамроҳат фоли бад гирифтаем.**” Солеҳ ба онҳо гуфт: “**Илми нохушиҳои бар саратон омада, ки бо он он аз мо фоли бад мегиред ва дилтанг мегардед, назди Аллоҳ (ч) аст. Чизе аз Ӯ пӯшида нест. Балки шумо бо расидани некӣ ва бадӣ озмуда мешавед.**”

(48) Ва дар шаҳри Солеҳ бо номи “**Ҳиҷр**” нуҳ марде буданд, ки дар замин бо куфру гуноҳ ба фасодкорӣ машғул буда ва дар он бо имону амали шоиста ислоҳкорӣ намекарданд.

(49) Баъзеи онҳо ба баъзеи дигарашон гуфтанд: “**Бояд ҳар кадоми шумо ба номи Аллоҳ (ч) савганд бихӯред, ки ҳатман шаб ба хонаи Солеҳ ва пайравонаш рафта, онҳоро ба қатл мерасонем, сипас ба соҳиби хунаш мегӯем: “Мо дар қатли Солеҳ ва пайравонаш ҳозир набудем ва ҳамоно мо дар он чи гуфтем, ростгӯем.**”

(50) Ва онҳо барои куштани Солеҳ ва пайравонаш дасисаи махферо тарҳрезӣ карданд ва Мо барои нусрат ва наҷот додани вай аз дасти кофирони қавмаш тадбири қавӣ сохтем ва онҳо инро намедонистанд.

(51) Пас эй Паёмбар, андеша намо, ки оқибати макри онҳо бо чӣ анҷомид. Оқибати макрашон ба он анҷомид, ки Мо онҳоро бо уқубати Хеш аз беx баркандем ва аз аввал то охир ҳалокашон гардонидем.

(52) Пас ин хонаҳои онҳост. Деворҳои масканҳояшон бо сақфҳои он ба сабаби зулмашон фурӯ рехта, аз сокин холӣ мондааст. Ҳамоно дар ин азоби ба сабаби зулм ба онҳо расида барои қавме, ки тавони Моро медонанд, панд аст.

(53) Ва мӯъминони қавми Солеҳро аз азоб раҳо намудем ва онҳо бо иҷрои дастурот ва худдорӣ аз мамнӯот парҳезкорӣ мекарданд.

(54) Ва эй Паёмбар, қиссаи Лутро ёд кун. Замоне ки вай қавмашро сарзаниш ва корашонро рад карда, ба онҳо гуфт: “**Оё хислати зишти бачабозиро дар маҳфилҳои хештан ба сурати ошкор, дар ҳоле ки якдигарро мебинед, анҷом медиҳед?!**

(55) **Оё шумо бо мақсади шаҳватронӣ ба ҷои занон бо мардон омезиши ҷинсӣ мекунед?! Мақсади шумо аз ин амали зишт танҳо мисли чаҳорпоён қазои шаҳват аст. Шумо покдоманӣ ва фарзанд намехоҳед. Танҳо мехоҳед шаҳвати ҳайвониатонро қонеъ созед. Балки шумо мардуме ҳастед, ки фарз будани имону покиву тарки маъсият ва фарҷоми коратонро намедонед.**

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Истиғфор аз гуноҳ сабаби ноилшавӣ ба раҳмати илоҳӣ аст;
2.Аз ашхос ва ашё фоли бад гирифтан сифати мӯъминон нест;
3.Оқибати иттифоқ бастан барои дасисабофӣ ва зарар расонидан ба аҳли ҳақ бағоят бад мебошад;
4.Ошкор сохтани амали зишт аз пинҳон доштани он бадтар аст;
5.Инкор кардани амали бадкорон фарз аст.